# АШЪОРИ ШОИРИ ҲУНАРМАНД МИРЗОАБДУЛЛОИ ФАЙЁЗ

"ХУРОСОН"
Хуҷанд-2008

ББК 84Р7-5

Ба ҷашни 1150-солагии сардафтари адабиёти классикии тоҷику форс Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ва 100-солагии зодрӯзи нависандаи халқии Тоҷикистон устод Раҳим Ҷалил (соли 2009) бахшида мешавад.

***Тартибдиҳандагон:***
Саид Марофиев ва Сабоҳат Марофиева,

Таҳрири нависандаи халқии Тоҷикистон
Раҳим Ҷалил

**Ашъори шоири ҳунарманд Мирзоабдуллоҳи Файёз.** - Хуҷанд: "Хуросон". 2008. - 204 саҳ.
ISBN 978-99947-50-92-4

*Ин маҷмӯаи ашъори шоири ҳунарманд Мирзоабдуллоҳи Файёз дар асоси сафинаи умри ӯ – «дафтари шахсӣ»-и шеърҳояш, ки «аз афташ, аз ягон китобхонаҳои шахсии Самарқанд ёфт шуданаш мумкин аст», мегуфтанд, тартиб дода шудааст. Ғайр аз шеърҳои аз «дафтари шахсӣ» овардашуда тартибдиҳандагони маҷмӯа аз писари шоир Х.Абдуллоев ва аҳолии Хуҷанд шеърҳои парокандаи рӯи когазҳои гуногун овардаи шоирро ҳам ҷамъ кардаанд ва баъзеяшонро дар ин маҷмӯа ҷой додаанд (ҳамаи шеърҳо аз тарафи шоир ба ду забон навишта шудаанд, ки матнашон ҳаддалимкон ба пурраги оварда шудаанд).*

ББК 84Р7-5

ISBN 978-99947-50-92-4

# ПЕШГУФТОР

Мирзоабдуллоҳи Файёз аз шоирони ҳунарманди Хуҷанди нимаи дуюми асри XIX ва ибтидои асри XX аст. Ӯ соли 1847 дар маҳаллаи таърихии Миряъқуби Девонбегии ин шаҳр таваллуд шуда, соли 1934 вафот кардааст.

Файёз (арабӣ «Олиҳиммат») тахаллуси шоирии ӯ, номаш Мирзо ё Ҳоҷӣ Абдулло-писари мулло Исматуллои нонвой мебошад. Азбаски ҳунари соатсозӣ дошт ва муддате дар бонк тарҷумонӣ ҳам карда буд, ӯро «Ҳоҷӣ Абдуллои соат», «Ҳоҷӣ бобои соатсоз», «Мирзои бонк» ва аз сабаби дар Самарқанд зиндагиву кор карданаш «Файёзи Самарқандӣ» ҳам меномиданд. Ӯ кишваршиноси соҳаи таърих, ҳунарманду сайёҳ, коллексионер, кандакор, мӯҳркану қолабкан, устои соат, диагностик, дорусоз, табиб, хаттот, назариячии соҳаи шоҳмотбозӣ, донандаи забонҳо, тарҷумон, маорифпарвару ситоишгари дӯстии халкҳо буд. Таҳлили асару фаъолияти номбурдаи ӯ, жанр ва мавзӯи шеърҳояш, хуллас, мероси то моён расидаи Файёз, дар ҳақиқат ҳам, аз арбобони ҳунарманди замонаш будани ӯ шаҳодат медиҳад. Файёз чун сайёҳу кишваршинос ба шаҳрҳои Осиёи Миёнаву Русия (Шамай, Семипалатинск, Оқмулло, Москва, Санкт-Петербург, Одесса, Мамолики Ғарб - Франсия, Швейтсария, Шарқ - Арабистон, Миср, Искандария, Ҳиндустон, Афғонистон, Туркия ва Эрон) сафар намуда, бо тарзи зиндагӣ, урфу одат, фарҳанги онон шинос шуда, ҷиҳатҳои прогрессивии онҳоро тарғиб кардааст.

Файёз чун маорифпарвару ситоишкунандаи дӯстии халкҳо, хусусан, аз рӯи навиштаҳои худ маълум аст, ӯ бо

В.Л. Вяткин, М.И. Бурэ барин олимони кишваршинос ва рассоми рус дӯстӣ ва ҳамкорӣ дошт. Соли 1888 дар Тошканд бо дӯсташ А.И. Иванов сурате гиронидааст, ки соядасти ӯ: «На память в знак Дружбы Х.А. Исматуллину от М.А. Иванова»-далелест дар ин хусус (калимаи «Дружба» бо ҳарфи калон навишта шудааст, ин дӯстии бузург буд).

Аз ашъораш тараннуми бартарии таълим бо усули нав дар макотиби замонаш ҳис карда мешавад.

Ӯ таълимдиҳиро бо усули нав тарафдорӣ намуда, ситоиш мекунад. Файёз ҳамчун шоир, маорифпарвар ва нававар як қатор шеърҳои худро, ба монанди: «Таълими устод», «Файёздан илтижо», «Сипосгузорӣ», «Ҷоҳил ва фозил», «Ҷабр ва беадолатӣ» ва ғайраҳоро ба нававариву беадолатии иҷтимоӣ бахшидааст.

Мирзо Абдуллои Файёз дар ашъораш чун Асирӣ, Беҳбудиву Шакурӣ ва дигар навоварону маорифпарварон матбуоти ҷадидиро ситоиш менамояд. Ӯ барои муҳаррирони газетаҳои «Садои Туркистон» ва «Садои Фарғона» ба тариқи назм бо ду забон (тоҷикӣ ва ӯзбекӣ) шеъри табрикотӣ ҳам навиштааст.

Файёз чун шоири маорифпарвар ва ситоишгари дӯстии халқҳо, фарҳанги пешқадам ва тарҷумон бо аҳли илму санъату фарҳанги рус шахсан алоқаву рафтуо дошт, ба тавассути дӯстӣ бо русҳо аз кашфиёти тозаи илму фарҳанг огоҳ ҳам шуда меистод.

Бори аввал дар бораи Файёз чун шоири тоҷик соли 1926 устод Садриддин Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» маълумот додаанд ва дар он мухаммаси Файёзро бар ғазали машҳури Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ «Хатат чу навхези мавсими ҳамал аст»-ро ҷой додаанд

Пас, домулло Садриддин Айнӣ дар бораи Файёз навиштаанд: «Ҳоҷӣ Абдулло, ватани аслиаш Хуҷанд аст, ӯ пири ҷаҳондидаи пурдон ва машҳур ба номи Ҳоҷӣ Абдуллои соат аст, ки то охири

умр бо пешаи соатсозӣ шуғл дошт, Файёз дар бораи сифилис ва сабаби пайдоиши ӯ маснавӣ навиштааст».[1]

Соният, баъди 12 соли маълумоти Садриддин Айнӣ дар бораи Файёз мақолаи А.Н. Болдырев бахшида ба таҳлили маснавии «Хоб дидани Файёз Фирдавсиро» бо тарҷумааш бо забони русӣ нашр мегардад.[2]

Худи ҳамин маснавии Файёз соли 1946 дар Теҳрон дар нашрияи Ҷамъияти советию эронӣ доир ба алоқаҳои фарҳангӣ – журнали «Паёми нав» ба форсӣ чоп мегардад.

Дар бораи Файёз муаллифони баъдина ҳам, - чун шоири тоҷик Туғрал, нависанда Ҳ. Ирфон, олимон маълумот додаанд ё баъзе шеърҳои ӯро овардаанд.[3]

Соли 1984 дар нашриёти «Ирфон» (ш. Душанбе) «Мунтахаби ашъор»-и Файёзи Хуҷандӣ аз чоп баромадааст, (пешгуфтори устод Раҳим Ҳошим, таҳрир ва назорати М. Фарҳат). Тартибдиҳандагони он Хайрулло Абдуллоев ва Сафохон Аминзода дар маҷмӯа танҳо 62 шеърҳои фақат тоҷикии Файёзро чоп кунонидаанду халос. Ҳол он, ки Мирзо Абдуллои Файёз шоири дузабона (тоҷикиву ӯзбекӣ-зуллисонайн асту шеърҳои дар ин забон - ӯзбекӣ ҳам навиштааш мавзӯъҳои ҳаётиро дарбар мегиранд (ғазал, мухаммас, маснавӣ, ҳаҷв, саёҳатномаҳо, чистон, таърих, оид ба пешгирии бемориҳо, ситоишгари сулҳу осоиш, илмомӯзӣ, дӯстии халқҳо, панду насиҳат ва ғайра):

***Шавқим қалами ёзар эди бас,***
***Гоҳе газалу гаҳе мухаммас.***
***Гоҳ маснавию гаҳе қасида,***
***Гоҳ туркийда, гоҳ форсийда,-***

---

*[1] Ниг.: Намунаи адабиёти тоҷик. М., 1926, саҳ. 450; А.Н.Болдырев. Маснави таджикского поэта Файёза.Труды: Таджикистанской базы АН СССР, - ҷилди IX, 1938, саҳ. 54*

*[2] Ҳамон мақола саҳ.58-64*

*[3] Ниг: Туграл. Мунтахаби ашъор.-Душанбе.-1964.-саҳ.25; Ҳасан Ирфон. Дар кулбаи косибон.-Душанбе.-1964; Абдуллоев Х., Мирзо Абдулло Файёзи Хуҷандӣ (1847-1934); Шодиев Э. Ӯзбек – тоҷик адабий алоқалари тарихидан.-Тошкент.-1973.-саҳ. 101-108 ва гайра.*

навиштааст худи Мирзоабдуллоҳи Файёз. Профессор А.Н. Болдырев дар мақолаи ишорашудааш менависад, ки мухаммаси дар боло овардашудаи Файёз бар ғазали Ҳофиз (онро Садриддин Айнӣ дар «Намуна» ҷой додааст) аз «дафтари шахсӣ»-и Файёз гирифта шудаасту он (дафтар) дар яке аз китобхонаҳои шахсии Самарқанд ёфт шуданаш мумкин мебошад.

Ба ҳамин муносибат дар бораи таърихчаи бадастории худи «дафтари шахсӣ»-и Файёз, ба алифбои кириллӣ гардонидани ашъори Файёз ва масъалаҳои марбута ба онҳо чанд сухан гуфтанӣ ҳастем.

Яке аз тартибдиҳандагони ин маҷмӯаи шоири ҳунарманд дер инҷониб низ машғули тадқиқи илмии таъриху маданияти Хуҷанди, хусусан, асрҳои XVIII-XIX - ибтидои асри XX ва арбобони илму фарҳанг, ихтироъкорон, аҳли адаб, санъати он замон аст, ки якеи онон Мирзоабдуллоҳи Файёз ҳам мебошад. Ин мавзӯъ дар чаҳорчӯбаи тадқиқи проблемаи Академияи таърихии Хуҷанди нимаи II асри XIX - ибтидои асри XX (дар илм эътироф шудааст) ва аҳамияти фаъолияти доираҳои илмӣ-фарҳангӣ-адабии хусусан, водиҳои Фарғонаву Зарафшон сурат гирифта истодааст.

Ба ҳамин муносибат миёнаи моҳи феврали соли 1968 ба хоҳиши камина бионан писари Файёз - мудири кафедраи забони русии Институти политехникии Тошканд дотсент Хайрулло Абдуллоев хотироташро дар бораи падараш («Мирзо Абдулло Файёзи Хужанди» 1847-1934 ба забони узбекӣ - дар газетаи «Совет Ӯзбекистони» ҳам чоп шудааст) фиристод.[1] Солҳои 1969-1970 «дафтари шахсии Файёз», ки профессор А.Н. Болдырев «дар яке аз китобхонаҳои шахсии Самарқанд ёфт шуданаш мумкин мебошад» навишта буд, ба дастамон расид. Онро Сафохон Аминзодаву камина аз писари

---

[1] *Баъдтар дар журнал ҳам нашр шуд: Х.Абдуллаев, Мирзо Абдулло Файёзи Самарқандӣ. Отам ҳақида қайдлар.//Ӯзбек тили ва адабиёти.- № 1.- Тошкент. 1971. - саҳ. 78-82*

шоир дотсент Хайрулло Абдуллоев дастрас намудем, ки худашон аз Тошканд ба Ленинобод оварда, ба мо супурдаанд. Устод Раҳим Ҷалилро аз дастрас шудани бозёфти нодир огоҳонидему сафинаро нишон додем. Хеле хурсанд шуда, фармудаанд, ки дарҳол аз паи тадқиқот, омӯзиши он, хониш ва аз хати арабиасоси форсӣ ба кириллӣ гардонидани шеърҳо шавем ва баъди тамомшавии ин кор он кас вазифаи муҳарририро ба ӯҳда мегиранд. Ҳамин тавр ҳам намудем, - ҳамроҳи Сафохон Аминзода (баъзан - номзади илми филологӣ Маҳмудҷон Оқилов ҳам мадад мерасониданд) корро баъдтар ба сомон расонидем. Қарзамон меҳисобем, - ин ҷо ба шодравон Сафохон Аминзодаву Маҳмудҷон Оқилов, Саъдулло Аббосов, Яҳёхӯҷа Орифӣ ва Махсуми Булбул барин аҳли илму фазилати Хуҷанд миннатдориамонро изҳор намоем, ёдашон бахайр бодо. Онҳо дар хонишу таҳрири якӯми ашъори Файёз (ҳам «дафтари шахсӣ» ва ҳам ашъори дар коғазҳои гуногуни пароканда навишташудаи шоир) хеле кӯмак расонидаанд. Дар як вақт омӯзиши палеографиву археографии сафина гузаронида шуд. «Дафтари шахсӣ»-и Файёз-дафтари муқовааш сиёҳи умумӣ буда, ҳаҷмаш 21,5х17см аст. Дар натиҷаи аз даст ба даст гузаштан муқова ҷилоҳдиҳандаву мулоим ва баъзе ҷойҳояш даридааст. Муқоваи рости дафтар аз дохил шеър дорад. Дафтар истеҳсоли фабрикаи ватанист, хатҳояш раҳкалонанд, дохили дафтар коғазҳои катаку раҳкалони шеърдор ҳам ҳастанд. Шеърҳои дафтар бо хатти сиёҳи настаълиқ навишта шудаанд. Байни шеърҳо бо рангҳои сурх ва дигар гузоришҳо-шеърҳо ҳастанд, Муқоваи рости дафтар аз дохил шеърҳо дорад. Дар ҳошияҳои дафтар қайдҳо, гузоришҳои шоир бо қаламу ранги сиёҳ дида мешаванд. Писари шоир Хайрулло Абдуллоев ҳам дар ҳошияҳои «дафтари шахсӣ»-и падараш қайдҳо гузоштааст. Ба мисли: «V, Метафора. Гипербола». Дар баъзе саҳифаҳои дафтар хати ғафси сабзу сурх ба дарозиву бар кашида шудаанд. Баъзе

саҳифаҳои дафтар бо мурури замон зардчатоб шудаанд, даридаанд ё нест шудаанд. Барои ҳамин баъзан аввалу охири баъзе шеърҳоро дарёфтан мушкил шудааст. Миқдори умумии варақҳои дафтар 159-то аст, аз он шеърдораш ҳамагӣ 273 саҳифа хастанду халос (шеърҳо дар ҳарду тарафи варақанд).

Шеърҳои парокандаи Файёз дар коғази чой, картон, эълон номаҳо, қафои когази аризаҳову забонхат ва ғайраҳо навишта шудаанд, се варақ акси намунаҳои мӯҳрканиву штемпелсозии ин шоири ҳунармандро ҳам дорад. Ҳамаи коғазҳои парокандаи шеърдори Файёз 57-тоанд.

Ҳангоми тартибдиҳии ин маҷмӯа шеърҳои ӯзбекии шоир ва шеърҳои тоҷикии ӯ - ҳам аз «дафтари шахсӣ»-и Файёз ва ҳам аз коғазҳои шеърдори парокандаи ӯ дар назар буданд - (62 шеъри тоҷикии Файёз, ки соли 1984 Хайрулло Абдуллоев ва Сафохон Аминзода ба «Ашъори мунтахаб» дохил карда буданд, низ ба ин маҷмӯаи мо тартибдода дохил шудаанд). Сатрҳову калимаҳои шеърҳои шоир бе пардапӯшӣ оварда шудаанд.[5]

Хулоса, мо ҳаддалимкон маҷмӯаи пурратари ба ду забон – тоҷикиву ӯзбекӣ эҷодкардаи шоирро тартиб додем. Онҳо гувоҳи онанд, ки Файёз аз зумраи шоирони маорифпавар, донандаи забонҳову фарҳанг, тарҷумон, ситоишгари сулҳу осоиш, дӯстӣ, навъоварӣ будасту мақоми худро дар доираҳои илмӣ-адабии Хуҷанду Самарқанд доштааст.

Баъди хонда баромадани маҷмӯа ва таҳрири шеърҳои он устод Раҳим Ҷалил ба писари Файёз – Хайрулло Абдуллоев нависта гуфтаву буданд: - акнун ин сафинаи падаратон – дафтари шахсии шеърҳои он кас дар архиви шӯъбаи Ленинободии иттифоқи нависандагони Тоҷикистон маҳфуз дошта мешавад (соли 1971).

Ба қавли устод Раҳим Ҳошим, ҳоло «он баёз дар фонди дастнависҳои Академияи Фанҳои Тоҷикистон нигоҳ дошта мешавад».[1]

---

[1] *Файёзи Хуҷандӣ. Мунтахаби ашъор.-Душанбе -1984.-саҳ.6.*

Файёз на танҳо шоир аст. Ӯ дар таърихи фарҳанги тоҷики замони нави таърихӣ бояд чун арбоб, яъне, донишманди соҳаҳои илму фарҳангу маориф, ташхисгари чораҳои пешгирии бемориҳо, дорусозу табиб, забондону сайёҳу кишваршиносу антиқашинос, таърихдону назариячии шоҳмоту шоҳмотбозӣ арзёбӣ гардад, муносибати ӯ ба ҷадидия ва инқилоби сиёсии ибтидои асри XX омӯхта шавад. Яъне, фаъолияти шоирии Файёз бояд дар якпорчагиву яклухтии фаъолияти ӯ дар соҳаҳои дигар ҳам пайваста омӯхта шаванд.

Маводи ҷамъкардаи мо ҳиссаи ин шоири ҳунармандро дар соҳаҳои илмҳои номбурда хеле хуб муаррифӣ менамояд, ки омӯзишу таҳлили он ва муайянкунии ҳиссаву мақоми Файёз дар таърихи тамаддуни асри XIX ва нимаи якуми асри XX Осиёи Миёна - вазифаи рисолаи дигарамон аст.

*Тартибдиҳандагони ин маҷмӯа*

# МУСАДДАСИ ҲОҶӢ АБДУЛЛОИ ФАЙЁЗИ ХУҶАНДӢ

Хизрро кардам талаб умрест дар дашти Ҷунун,
Нафси ғӯлам дар раҳи норостӣ шуд раҳнамун.
Киштии тан ғарқ шуд охир дар ин гирдоби хун,
Оҳ аз ҷабри замону дод аз бахти нагун.
Ибрате з-ин ҳол баргир, эй ҷавони зуфунун,
Ту илоҷе кун ки ман рафтам ба ин дарди дарун.

Тарс аз он дергиру сахтгирӣ аст кӯш,
Бо вуҷуди садгуна умрест лутфаш пардапӯш.
Панди доноён нашуд чун ҳалқаи заррин ба гӯш,
Кардаам бо улфати ҷуҳҳоли хамри ҷаҳлнӯш.
Аз ҷафои чархи каҷрафтор ҳамчун чойҷӯш,
Ҳар чи хӯрдам аз даҳан, аз биниам омад бурун.

Умр охир гашту нашнидем яке ҳарф накӯ,
Бишнав аз пири хирад ин нуктаро э комҷӯ.
То нарезад обрӯят оқибат чун оби ҷӯ,
Ҳоҷате дорӣ агар зинҳор аз нокас маҷӯ.
Бо табиби кӯчаву бозор дарди худ магӯ,
Бо ҳакиме рав, ки мозун аст аз дорулфунун.

Он ҷафоҳое ки дидам ман зи дасти рӯзгор,
Нест мумкин дар қалам орам якеро аз ҳазор.
Нурро аз чашми кӯрон чора набвад ҷуз фирор,
Оқибат маҷбур гаштам то кунам тарки диёр.
Гардиши гардуни дунро ҳеҷ набвад эътибор.
Ҷои осоиш набошад ин ҷаҳони вожгун.

Тоҷири босарвате дидам ки дар шаҳри Ҳалаб,
Синни ӯ аз сад таҷовуз дошт аз қавми араб.
Андар он соат ки омад ҷони ширинаш ба лаб,
Инчунин бо ман васият кард он олинасаб:

Бахри фарзандони худ таълим кун илму адаб,
Одами беилм ҳамчун хонақоҳи бесутун.

Эй мусулмонон ба молу ҷоҳ набвад эътимод,
Фурсати айёми тифлӣ бигзарад чун барқу бод.
Ҳар ки фарзанди азизашро ки дар мактаб надод,
Он падар бар рӯи фарзандаш дари хорӣ кушод.
Ин нишони бахти нофарҷому иқболи нугун.

Заръро вақти дарав шуд нест равнақ бар фазо,
Чун нидои арҷай бишнид бо самъи ризо.
Рафт он пири хирад, шуд оламе андар азо,
Ҳасрати ӯ монд дар дилҳо ило явмулҷазо.
Чунки мебошад уруҷи ҷон бар ҳукми қазо,
Марҷаи дил нест ҷуз инноилайҳи роҷиун.

То ба кай таъни ҳунармандони олам бишнавем,
На ба фикри кӯҳнаву на дар тақозои навем.
Пас зи беилмии худ мӯҳтоҷи як нони ҷавем,
Сад ҳазор афсӯс бо ин ҷаҳлу нодонӣ равем.
Солҳо бояд ки мо чун ғарбиён одам шавем,
Аз ҳамин дам бигзарад то он замон чандин қурун.

Машриқиҳорост мотам мағрибиҳорост сурур,
Машриқиҳорост меҳнат мағрибиҳоро ҳузур.
Бишнавӣ ҳарфи дурусту пухтае равшан чу нур,
Машриқӣ дарвад алаф то кай зи болои шутур?
Дар ҳақиқат бингарӣ мо аз ҳама мондем дур,
Аз усулу аз фурӯъу аз шурӯъу аз мутун.

Мутрибе ин байтро мехонд бо овози соз,
Ҳоҷиён рафтанд ҳам гаштанд ноил бо Ҳиҷоз.
Мо чунон дар манзили аввал, нигар, бо хоби ноз.
Тарс, эй Файёз, меафтад бурун аз парда роз.

Саргузаштат чун шаби ялдо бувад дуру дароз,
Қисса кўтаҳ кун малол омад мусаддас шуд узун.

## ФАЙЁЗДАН ИЛТИЖО

Макрамингиздан (карамингиздан) ричўйи содиқ ва умеди восиқ улдур, ки иншооллоҳ бул меваи нимхом ва уммеди хонаи нотамом юмни отифингиздан ҳарбир маҳолим ўз мақоминда тартиб толиб ҳар саҳву хато сўз мазмунида ва арўз қофиясида бўлгон бўлса таъна (қилмасдан) (ал - инсону муштақ мин – ал - нисёна).

Хамл эдуб гар вер эса саҳв ила ислоҳу ислоҳина вер камоли эзоҳ.

Файёз, бале аҳли карамдан илтимосим,
Парешон рўзгоримдек ҳавосим.
Ҷафои чархдан бағрим эрур хун,
Замона ҷавридан ҳолим дигаргун.
Ким э бирлон ки бир дам бўлдим улфат,
Ўшал дам бўлди ул жонимга кулфат.
Фалак қилди чунон жонимга ситез,
Жафо бошимга қилди жоладек рез.
Эрур ҳарким бу бахти бадга ҳайрон,
Нечук бўлмас сўзимнинг рабти вайрон?
Суханварликқа лозим хотири жамъ
Сабо йўқ ерда равшанроҳ ёнар шамъ.
Ба қадру саъю саъйим бўлди ночор,
Анинг назм айладим ким эрди даркор.
Сафои жавҳари сўзға назар қил,
Муноди гар харидорин хабар қил.
Кўрарсен жавҳари сўзнин сафосин,
На вермишлар дебон бир сўз баҳосин.
Нетайким сўзга йўқдур бир харидор,
Харидорига сўзни қўзидур чор.

Чекар эрдим йўқ эрса юз жаҳон ранж,
Ки то зоҳир этардим минг ниҳон ганж.

* * *

Шавқим қалами ёзар эди бас,
Гоҳе ғазалу гаҳе мухаммас.
Гаҳ маснавию гаҳе қасида,
Гаҳ туркийда, гоҳ форсида.

* * *

Ҳар сўзи ки чу шамъи дилфурўзи
Мазмуни ишораи рамузи.
Билсанг надур ул рамузи олий
Таҳрир этай бу дур мисоли:
Файёзи ҳазину хастаи зор,
Бир кун ки қилурди сайри бозор.
Ибратлар олурди неча ишдин,
Ҳайратда қолурди чўқ равишдин.
Ҳар тофиз, ҳар тариқа ҳола
Савдо бошина хаёли мола.
Ногоҳ йулуқди анга пире,
Ҳол мулки саририни амири.
Ҳар илмда комилу мукаммал,
Мушкил эмас анга ҳеч мушкил.
Ҳар сўзда далели бениҳоят,
Эрмишди ҳадиси мисли оят.
Таърифи анинг жаҳона сиғмас,
Юз ер ила осмона сиғмас.
Ҳар бир сўзи эрди маҳзи ҳикмат,
Билди манинг сўзларим ғанимат.
Бул навъ камол кўрди мандин,
Бир неча савол сўрди мандин.
Одоб ила анга дедим, э пир,
Бу дардга не давоу тадбир.
Нейлардики бўлса, э хирадманд
Сандин бани нотавоне бир панд

Умрим ҳама ўтди имтиҳонда
Бир дўст тополмадим жаҳонда.
Кўнглумдагидек тополмадим ёр
Сандим ким ёр эрди ағёр.
Ихлосими кўрай эрди росех,
Лутф ила бу навъ берди посех.
Рамз ила деди ки э хирадманд,
Бандин чу умед айлединг панд.
Бошдин аёғинг чу лола бўл гуш
Бен панд верай сен айлагил гўш:
Аввал кишидан тамаъни узгил,
Ихлосни ҳоликинґа тузгил.
Э соҳиби ақлу рою тадбир,
Мўҳтож ишини қилма таъхир.
Доноларнинг азиз тутғил
Саҳв ила хатоларин унутгил.
Арбоби ҳунарни хор тутма,
Бул пири хирад сўзин унутма.
Ноаҳлга сен ҳунарни зинҳор,
Қўзтурма бўлғуси ҳунар хор.
Сан тарбият этма бад гуҳарни,
Тупроқа тўкма симу зарни.
Зарни тутғил ҳама вақт пинҳон,
Қон томири ичра ким нучук жон.

## МУХАММАСИ ФАЙЁЗ БАР ҒАЗАЛИ ҲОФИЗ

Хатат чу навхези мавсими ҳамал аст,
Лабат ба ташналабон ҳамчу шарбати асал аст.
Биё, ки сабза дамиду маҳал ҳамин маҳал аст,
Дар ин замона рафиқе, ки холӣ аз халал аст.
Суроҳии маи нобу сафинаи[1] ғазал аст,

[1] *Сафина – девон*

Сафар ба пешу маро хобу ноз оҳанг аст.
Раҳи дарозу гарон бору маркабам ланг аст,
Туро агар хираду ақлу рою фарҳанг аст.
Ҷарида[1] рав, ки гузаргоҳи офият танг аст,
Пиёла гир, ки умри азиз бебадал аст.

Шарофате, ки ба илм аст, гар бидонад кас,
Намекунад ба ҷаҳон ғайри илм ҳеҷ ҳавас.
Ту олими ба амал шав, ба ғурри нукта бирас,
На ман зи беамалӣ дар ҷаҳон малуламу бас.
Маломати уламо ҳам зи илми беамал аст,

Касе намонд ба олам к-аз ӯ нахӯрдам чӯб.
Раҳе намонд, ки мижгони ман нашуд ҷорӯб,
Дар ин замона чу ман ҳеҷ кас нашуд саркӯб.[2]
Ба чашми акл дар ин раҳгузари пурошӯб,
Ҷаҳону кори ҷаҳон бесуботу пурхалал[3] аст.

Ҳазор нофаи Чин кай чу бӯи мӯи ту дошт,
Ба ҳар гуле, ки чи бӯест бӯ зи бӯи ту дошт.
Ҳамеша азми хаёлам тавофи[4] кӯи ту дошт,
Дилам умеди фаровон ба рӯи хуби ту дошт[5]
Вале аҷал ба раҳи умр раҳзани амал аст.

Чу аз азал шудам ман зи зумраи риндон,
Маро зи майкада пири муғон зи лутф марон!
Ки ин нидост ба гӯши дилам зи олами ҷон,
Бигир турраи маҳчеҳраву қисса махон,
Ки саъду наҳс зи таъсири Зӯҳраву Зуҳал аст.

---

*[1] Ҷарида – дар ин ҷо ба маънои сабук (бебор).*
*[2] Се сатри аввали ин банд дар Сайфи Исфарангӣ низ дида мешавад.*
*[3] Дар баъзе девони ашъори Ҳофиз "бемаҳал" кор фармуда мешавад.*
*[4] Тавоф – дар ин ҷо ба маънои умедворӣ, гардидан омадааст.*
*[5] Дар баъзе намунаи ашъори Ҳофиз "Дилам умеди фаровон ба васли рӯи ту дошт"*

Шабе ба бандаи худ рухи Хоҷа шуд ёраш,
Зи рӯи лутф ба Файёзи хастаи зораш,
Бидод як қадаҳи пур чу ҳусни гуфтораш,
Ба ҳеҷ давр нахоҳанд ёфт ҳушёраш[1]
Чунин, ки Ҳофизи мо масти бодаи азал аст.

## НОМА

Номаат омад ба мо эй нозанини дилнавоз,
Аз карам кардӣ ту ин афтодагонро сарфароз.
Чун зи пирон лозим андар ҳаққи барноён дуо
Бо дуоят дастҳо бардоштам андар намоз.
Ҳар муроде, ки туро андар дилат музмир буд.
Ҳосилат созад худованди карими корсоз.
Ҳамчу мусҳаф номаро молида андар дидаҳо,
Бӯса додему сараш бо сад адаб кардем воз.
Чунки мазмунаш ҳаме дар боби ҳавлӣ будааст,
Қиссаи ҳавлӣ валекин ҳамчу зулфат шуд дароз.
Ҳамчунин як бори аввал ҳам зи ман мехостӣ,
Зуд бинвиштам ҷавобатро ба сад аҷзу ниёз.
К-эй ҷамолат рӯшноии ду чашми тираам,
Мақсадатро бо ту бахшидам ту кардӣ эътироз.
Бо ҳазору панҷсад сӯмаш ҳоло шуд фурӯш,
Аз зарурат дода будам бо ту бо нархи пиёз.
На гирифтӣ, на пулаш додӣ, на як қавлу қарор.
Ҳамчу он ошиқ ки бо маъшуқаи худ кард ноз!
Баҳри нафъи хонадонат хостам лаб во кунам,
Боз метарсам ки меафтад бурун аз парда роз.

## ФАЗЛӢ. АЗ "МАҶМӮАШШУАРО"

Муҳаммадаминхоҷаи Андигон
Чу ӯ буд манзури соҳибдилон,
Бувад толиби Мантиқу Ҳандаса
Шуда рӯзу шаб сокини мадраса.

---

[1] *Дар баъзе ҷой: "Ба ҳеҷ рӯй нахоҳанд ёфт ҳушёраш"*

Э ҳакимо, ки зи ту чораи ҳар бечора
Кас чу Файёз ба ғурбат набувад овора.
Карда алмоси ҷудой ҷигарашро пора
Чи шавад луфт намой ту ба дардаш чора!
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.

* * *

Эшитдим бир хабарнинг ногаҳонӣ, эй қариндошим
Ки ул нохуш хабардан заҳр бўлди огзима ошим.
Баён эт қиссани ким кетди мандин сабру бардошим
Ки мундоғ номуносиб ишга дарё бўлди кўз ёшим.
Нучук бўлдинг ризо бўлсун кумушни ёри қўрғошим
Ўлурмиш Мўҳтарамни юзга кирган Мирҳошим
Туро духтар ки дар гулзори ҷон садбарги тар бошад
Сазад онро ки ҷуфташ ҳамчу булбул боҳунар бошад.
Чу ман аз дида хунрезӣ агар домод хар бошад
Ба тўтӣ нутқу ба буз риш, бо хар ҳамзакар бошад.
Санингдек кўрмадим бир бекаси бе ёру беодам
На санда ғамгусору ҳамнишину мўнису ҳамдам.
Ки бир фарзанд учун чекдик ҷаҳонинг меҳнати ҳар дам
Ки ман ҳам дардмандам сан каби аммо юрубман дам.
Анисим ғам, рафиқим ҳасрату андўҳ йўлдошим,
Санинг бошинг каби қаттиғ эмиш ҳамшираҷон бошим.
Чу моҳи чордаҳ он нури чашмам чордаҳсола
Ки чун бахти парешонаш ба зулфаш олами вола.
Ту он оҳуи дашти нозро додӣ ба гўсола
Равад овозаи нодоният то шаҳри Бенғола.
Ту мебинӣ ки ду рўза агар мо зинда мебошем
Ба риши нутқу афсуну фиреби хоинон шошем.
Надорад он падар дурри ятимро мо бадар бошем
Нам ҳамчун соирони хоки мазлат бар сараш пошем.
Малак золи санингдек кўрмамиш ғайратли авратни
Тамоми умр бир фарзанд учун чекдинг машаққатни.

Зи фаҳми расо ҷомии ҳарфаи аст,
Ки оинаи табъи ӯ равшан аст.
Бувад ин ғазал аввали шеъри ӯ,
Ки равшанзамир асту санҷидагӯ.
Басе дида буд илтифот аз амир,
Ҳанӯз аст дар остои ҷойгир.
Ба табъияти шоҳи гардунсипос,
Навишт ин ғазалро ба фикру қиёс.

* * *

Боз гуфто ки манзури доро
Хонда боши ба "Маҷмӯашшуаро".
Ғазалаш пайрави Умархон аст,
Гуфтам: аз он сабаб сухандон аст.
Дурри носуфтае ки Фазлӣ суфт,
Чор байте ба шаъни Ҳотиф гуфт.
Оре, ал-ҳақ навиштааст накӯ,
Ки ҳамин чор байт гуфтаи ӯ.

## ҒАЗАЛИ МУҲАММАДАМИНҲОҶАИ МАНЗУР УСТОДИ МӮҲТАРАМАМ ТАБАРРУКАМ

Ӯртаган мани ҳар дам орази гулафшонлар,
Бахтини қаро қилғон кокули парешонлар.
Ҳар баҳор бош чекмиш лолалар каби ердин,
Захм теғи ишқингдин қониға буюлғонлар.
Жамъ бӯлди пайконинг ушбу тира кӯнглумда,
Ҳажри шом ёндурдим захм аро чароғонлар.
Рум шаҳриға келмиш Чин диёридин лашкар,
Ё сочинг аён этмиш бу юзингда райҳонлар.
Кӯрмади фалак золи сан каби ӯғил ҳаргиз,
Гарчи ӯткарибдур кӯп солу моҳу давронлар.
Қӯйди хатти рухсоринг лола бағрига юз доғ,
Ғунча чок этар ҳар дам рашкидин гиребонлар.

Яхши ӯ жамолига кӯзгудек назар солдим
Манга бӯлмади манзур сендин ӯзга жононлар.

## НАМУНА АЗ ҒАЗАЛИ ӮЗБЕКИИ ҲОТИФ

Ой юзинг шиоидин тоза нури имонлар
Оразингни истарлар дин учун мусулмонлар.

### Мақтааш:

Кӯкси узра теғингдин захмлар тилар Ҳотиф
Лутф қил, дареғ этма бандадан бу эҳсонлар.

* * *

Боз манзур инчунин фармуд,
Ки зи маҷмӯа ин ғазал бинмуд.
Гуфт ин аз амири олиҷоҳ,
Ки бувад он ба ҷумла пуштупаноҳ.

## ФАЗЛӢ

Амири фалакҷоҳи гардунҷаноб
Бувад ахтари толеаш офтоб,
Бувад ин ғазал аз каломи амир
Ба алфози туркӣ аҷаб дилпазир.
Чу шуд ин ғазал шӯҳраи хосу ом,
Татаббӯ намуданд аҳли калом.

## МАТЛАИ ҒАЗАЛИ АМИР УМАРХОН

Кӯрди нозанинлардин тукмаи гиребонлар,
Тӯкди мардуми чашмим қатра-қатра маржонлар.

### Мақтааш:

Рамзи ҳалқаи зулфинг шарҳ этар амир андохт,
Эшитиб қилур таҳсин зуфунун сухандонлар.

Чаҳор синфанд ошноёнам,
Баҳри ҳар як шуда фидо ҷонам.
Синфи аввал машоиконе ки бод
Синфи дуввӯм зи олимони диёр,
Сеюмаш шоирони хуштаҳрир.
Ба балоғат надоштанд назир,
Чорӯм аз мардуми ҳунармандон.
Гоҳ гирён будему гаҳ хандон,
Сифати фазли ҳар киро як – як.
Нест фурсат ки гӯямаш андак,
Синфи аввал ки бо ту шуд манзур.
Васфашонро шунида кардӣ ҳузур,
Боз шайхе зи чашми халқ ниҳон.
Мисли ӯ кам бувад ба ҳар ду ҷаҳон.
Он чӣ гуфтам муқаррару таҳқиқ,
Ҳамчу ҳотам ки канда шуд ба ақиқ.
Кардаам назм шарҳи ҳолашро,
Шарҳи аҳволи пурмалолашро.

## ҒАЗАЛИ ӮЗБЕКӢ

Эмас ул шӯх воқиф ҳоли зоримни харобиндан,
Ичар агёр ила май завқ этар бағрим кабобиндан.
Сан эй кӯнглум қуши ул донаи ҳолин тамаъ қилсанг,
Қутулмас сен анинг ул доми зулфин печутобиндан.
Шаби ялдода ким ул ой жамолин кӯрса дер эрди:
Қамар нури каби касби эмас ул офтобиндан.
Умед этдим Фалотуни замондим дардима чора,
Варақ қайтарди ул ҳам топмамиш ӯхшар китобиндан.
Баёни шарҳи ҳолим мушкилидур ӯйла ким бемор
Ӯлар ҳолатға етгач суйлаёлмас ҳеч бобиндан.
Ҳисоби ҳашрдан андеша қил ким турфа мушкилдур
Қутулмоқ ул ҳақиқи мӯҳтасибни эҳтисобиндан.
Биҳишти васл шукрин этмамиш, Файёз, агар ул дам
Бугун хокистар ӯлмиш дӯзахи ҳижрон азобиндан.

## ХИТОБ БА ЗОҲИД

Зоҳидо, то кай кунӣ аз тоату тақво ҳадис
Баҳри мо як бор кун аз соғару мино ҳадис,
Сояи тӯбию он фирдавси аъло аз ту бод
Гар кунӣ бо мо ту аз он қомати зебо ҳадис.
Завқи зоҳид бо биҳишту шавқи мо бо рӯи туст,
Ҳар касе бо қадри ҳиммат мекунад ин ҷо ҳадис.
Накҳати мулки Хутан аз зулфи анбарсои туст,
Бӯ зи ту нобурда кард аз анбари соро ҳадис.
Гуфт бо пире ҷавоне: чист маънии вафо,
Гуфт: эй ҷони падар, камтар кун аз анко ҳадис.
Бингари набвад суботе ҳеч дар кори ҷаҳон
Бас макун, Файёз, аз дунёу мофиҳо ҳадис.

## ҒАЗАЛ

Чун ба ҳоли худ назар кардӣ дигаргун шуд миҷоз,
Бо табиби ҳозиқо рав зуд аз баҳри илоҷ.
Пайкари аъзои ман гардид аз зулмат хароб,
Эй шаҳо, дигар чӣ хоҳӣ з-ин деҳи вайронхироҷ.
Муштарии кӯр бояд бо қумоши қалби мо,
Доимо бозори он комилаёрон дар ривоҷ.
Чун масеҳо ҷуфти ту хуршед ҳам гардад агар,
Машварат кун эй ҷавони нозанин дар издивоҷ.
Ҳар гадое ки қаноат пеша шуд, гӯ, - шоҳ буд
Мард расвои ду олам мешавад аз эҳтиёҷ.
Бӯрё дар зери бар, сар аз намад дорӣ кулоҳ,
Фикр кун, Файёз, ин беҳтар бувад аз тахту тоҷ.

## ҒАЗАЛ

Шаҳзодаи мудаббиру донои хушмизоҷ,
Бисёр шуд, ки баъди падар ёфт тахту тоҷ.
Шоҳе ки одил аст раийатнавоз шуд
Бистонадаш зи қайсару ҳокон хироҷу боҷ.

Ҳарчанд бо ту духтари қайсар агар диҳанд,
Бисёр кун мушоввара дар боби издивоҷ.
Бо дахлу харҷи хеш назар кун ту ҳар замон
То ворахӣ ту дар дами пирӣ зи эҳтиёҷ.
Озурда гашт аз ту касе зуд чора кун
Дарде ки кӯҳна гашт машаққат бувад илоҷ.
Диққат макун ба шеър, ки Файёз бингарӣ
Бозори шеърро набувад равнақу ривоҷ.

## ҒАЗАЛ ДАР БОРАИ СУЛҲ

Айб набвад мо агар бо душманон кардем сулҳ,
Маслиҳат он буд, на аз бими ҷон кардем сулҳ.
Аз ҳалокӯи ҷафоят оламе шуд қатли ом,
Мо ба ту бо оби чашми кӯдакон кардем сулҳ.
Бо ҷафои шоҳу бо ҷабри фалак кардем сабр,
Оқибат мо бо замину осмон кардем сулҳ.
Оламе бо хатти фармони ту бинҳоданд сар,
Рои ту бо ҳарчи бошад мо ба он кардем сулҳ.
Бас ки бо душман мадоро беҳ бувад аз корзор,
На барои суду на баҳри зиён кардем сулҳ.
Ҷангро кам орзу кун то дари сулҳ аст боз,
Моили сулҳ аст бо он нуктадон кардем сулҳ.
Сулҳи кун макун, ки то гӯянд бадхоҳони ту:
Мо ба Файёзи сухандони замон кардем сулҳ.

## ҒАЗАЛ

Фикр меъмор аст баҳри хубии айвону кох,
Орзуи тангрӯзихо ба рӯзии фарох.
Қомататро ҳам кунад ташфиши фарзандони ту
Хам шавад ашҷорро чун пурсамар гардид шох.
Гар ту некӣ мекунӣ бо носазо монад бад-он
Марди аблаҳ тухм пошад дар замини санглох

Зинда кай мондӣ ба олам як тан аз аҳли ҷаҳон,
Чун ду шохи гов гар хар дар ҷаҳон медошт шох.
Ҳар ки чун Файёз донад меҳнати кӯҳу кӯтал
Ку зи Ҳиндустон ба Чин рафтаст аз роҳи Ладох?

## ҒАЗАЛ

Касе ки шиква зи бадмеҳрии замона кунад,
Нахуст гӯши дилашро ба ин фасона кунад.
Зи ман касе ки биёмӯхт тирандозӣ.
Ба тири ҳодиса аввал маро нишона кунад.
На аз муруввату инсоф болу пар кандан,
Кабӯтаре ба паноҳи ту ошёна кунад.
Камоли ғафлати гунҷишк к-андарон сӯрох,
Ки морбаччаи ӯ хурду боз хона кунад.
Биёву ҳоли маро бин ба чашми худ гӯям,
Ба пой баста ҳино узрҳо баҳона кунад.
Касе ба базми висолат даме, ки шод нишаст,
Ба рӯзи ҳаҷри ту андӯҳи ҷовидона кунад.
Гузар зи меҳр чунон зан ки мӯ ба мӯ зи қафо,
Забон ба таънаи мӯ тезтар зи шона кунад.
Расад ба каъбаи васлат ба шукри он, Файёз,
Адо дугона - ба даргоҳи он ягона кунад.

## ҒАЗАЛ

Асири ҳиммати онам, ки аз гуруснагӣ мурд,
Ки дасти ҳоҷати худро ба назди сифла набурд.
Касе надид, ки оҳан шуд аз фишурдан нарм,
Хато бувад ки ба нокас ҳар он ки ранҷ бибурд.
Зи меҳнати шаби ҳаҷрам касе шавад воқиф,
Тамоми шаб ҳама умраш чу ман ситора шумурд.
Бирехт соқии даврон расид навбати ман,
Ба ҷоми толеи даврам ба ҷои саҳбо дурд.

Ҳазар зи фитнаи бадхоҳӣ хурд бояд кард,
Шунидаам, ки ҷаҳоне бисӯхт з-оташи хурд.
Ситам макун ки ситам бинӣ аз низоъи замон,
Шунав ҳикояи Сӯҳробу кори Рустами курд.
Хато зи ҷониби Файёз эътимод намуд,
Бизоаташ ба ту бе имтиҳони мӯҳр супурд.

## ДАР АМСОЛИ ПАНД

Ҳеҷ кас, ё раб, чу ман аз модари гетӣ мазод,
В-ар бизояд бо чунин толеъ, ки ман дорам-мабод.
Ҳар киро одам шумурдам дод чун ғулам фиреб
Панди ман бишнав: макун бар ҳеҷ одам эътимод.
Кор бо номард гар афтад зи мурдан бадтар аст,
Ин суханро гуфт Рустам вақти мурдан бо шиғот.
Бо кӣ менолам аз ин ҷабру ҷафоҳои замон
То ба кай созам зи зулми чархи бебунёд ёд.
Заҳр гардад дар даҳони марди беиқбол бол
Бо ки мегӯи зи дасти бахти беимдод дод.
Уқдаи табъи малул аз нохуни гул во нашуд
Бас куҷо аз бода гардад хотири ношод шод.
Назди оқил дар ҷаҳон ду чиз бинмояд малол:
Мурдани пеш аз аҷал ё хӯрдан аз рӯзӣ зиёд
Шуд ба сӯроҳи ҳасад хаффош табъи сустназм
Дар сухан шоҳинтабъам то ки болу пар кушод.
Чун салаф Файёзро аз дурфишониҳо чӣ суд?
Муштарӣ кӯр асту бозори сухан бошад касод.

## ҒАЗАЛ ДАР БОРАИ ДУЗДИИ ХОҶАЗОДА РАШИД

Аз махдуми Рашид умед инчунин набуд
Коре бикард хеҷ надомат надошт суд.
Номуси хоҷагони замонро ба бод дод
Саргини хар зи хирс ба чашмаш намуд уд.

Афсӯс з-он намози дарозаш ба чашми халқ
Сад ҳайф бар рукӯъи таассуф бар – он суҷуд
Дар чорсӯи шаҳри Самарқанд як-ду рӯз
Дӯкони макру ҳилаву тазвир во намуд.
Бигирифт чой насияву бифурӯхт бо зиён
Ҳаргиз шунидаӣ ки зиён кор кард суд?
Охир расид кор ба ҷое ки бишнавӣ
Билло, ки ҳеҷ ақли ту бовар наменамуд.
Боло гирифт то ки хаёлоти фосидаш
То бози фикри мӯъбалааш болу пар кушуд.
Чун гурба қасди дунбаи ҳамсояаш бикард
Толеъ малад накарду ба ӯ дунба шуд ғадуд.
Яъне шикофт хонаи саррофро шабе
Бардошт ҳуққае ки дар – ӯ чуз аз ин набуд.
Як санъати аҷиб, ки ҳаққо, ки бишнавӣ
Ба чашми ақл дида на гӯши хирад шунид.
Саррофи солхӯрдаи бисёртаҷриба
Аз баҳри ду санъати зебо намуда буд.
Камтар зи гӯзи кампиру нодида рӯи об
Андак зи ороқи туруши Мумии яҳуд.
Чирки изори ҳиндии аз Ҳинд омада
Дарду ғаму балои сарашро бар он фузуд.
Маҷмӯъро ба ҳовани бетаҳти хуб кӯфт.
В-онгоҳ бо самоқи самоҳит[1] даме бисуд
Бо диққати тамом нигар пири хӯрдадон,
Андохт ҷумларо ба яке халтаи кабуд.
Он ҷумларо ба сандуқи оҳан барои дузд
Аз эҳтиёт баҳри тамасхур ниҳода буд.
Махдуми хомкору сияҳбахту бехирад
Сандуқро шикасту ба инҳо назар намуд.
Мерехт хок ба сару мезад ба синааш
Борида хун зи чашм ҳамегуфт ҳуд ба ҳуд:

[1] *Самоҳит – зиштӣ, бадномӣ (аз «Ғиёс-уллуғот». Ишораи шоир).*

Дар шаҳрҳо ҳикояи бадномият бирафт
«Акнун дусад фариштанакӯ гӯядат чӣ суд?»
Нокардакор ба ту дуздӣ чӣ кор буд?
Он ҳуққаи тиҳӣ ба ту пур аз гуҳар намуд.
Аз дигарон чӣ ҷои умеду шикоят аст
Ояд зи хоҷазода чунин кор дар вуҷуд.
Файёз гашт воқиф аз ин қиссаи аҷиб
Дар силки назм ҳамчун ҷавоҳир кашид зуд.

## ҒАЗАЛ

Эй сабо набвад ба олам қосиде чун ту накӯ
К-аз паёмат гулшани ҷонрост чандин рангу бӯ.
Гар туро афтад гузар бар маҷлиси ёрони ман
Чун бубинӣ ҷумларо бо якдигар дар гуфтугӯ.
Гоҳ аз аҳволи мозӣ дар раҳи кори абас
Умр зоеъ гашт сад афсӯс ҳамчун оби ҷӯ.
Гоҳ дар фикри умуроти мазореъ мешаванд
Фикр бар тадбири кору чашм бар тақдири ӯ.
Чун зи мозию мазореъ ҳосиле маълум нест
Ҳар касе аз ҳол меронад сухан аз чор сӯ.
Ҳар кас инҷо аз камоли хеш мегӯяд сухан
Мекунад, оре, тарашшеҳ он чӣ бошад дар сабӯ.
Аз маи якрангаи аҳбоб дар он базми хос
Ҳар яке саргарм дар дил садҳазорон орзу.
Гоҳ ашъори маро хонанд бо сад замзама
Гаҳ ба шуғли бозии шатранҷ бо сад ҳою-ҳӯ.
Гоҳ дар ҳалли муаммо мӯшикофӣ мекунанд
Маънии сарбастае ногоҳ ояд пеши рӯ.
Нуқтасанҷонро дар он соат ба хотир бигзарад
Вокеан, э дӯстон, дар ин миён Файёз ку?
Тавсани таъзимро аз баҳри ӯ созед зин
Ходими иқбол то онро намояд ҷустуҷӯ.
Манзили моро кунад аз мақдамаш байтулшараф
То кунад ҳалли муаммо шарҳ созад мӯ ба мӯ.

Чун надимон муқтазӣ карданд бо эҳзори ман
Э сабо аз лутф он дам аз забони ман бигӯ.
К-он дар он маҳфил дутан бошанд к-аз қонуни ақл
Нест аз ҳикмат ки гардам ман ба онҳо рӯ ба рӯ.
Он яке камақлу бадфеъл асту бошад бадзабон
Мешавад ҳар кас зи бадгуфториаш беобрӯ.

## ҒАЗАЛ

Соҳибкарамо, ҳамин баҳори озод
Бо ваъдаи хушки худ маро кардӣ шод.
Гуфтӣ, ки худо хоҳласа киш бӯлса агар
Бир чакманлик дуроб хоҳам ба ту дод.
Ё ваъдаи ту зи хотират маҳв шуда
Ё додию он маро баромад аз ёд.
Аз омада рафтан ду-се кафшам бидарид
Лозим ки кунӣ бар сари ӯ кафш зиёд.
Акнун, ки зимистон шуду бигзашт баҳор
Бояд, ки маро аз карамат созӣ шод.
Оқил бувад он ба ваъдааш кард вафо
Ё мӯҳри хамӯшӣ ба забонаш бинҳод.
Он ваъда ки Маҳмуд ба Фирдавсӣ кард
Мондаст ҳамин номи бад аз вай ба надод.
Афсӯс, ки он сари бузургу чу каду
Будаст тиҳӣ зи донишу пур аз бод.
Инъоми ту аз хирмани холӣ шолӣ
Ҷуз ман ба каси дигар бад-ин ранг мабод.
Ҳайрат, ки набошад баракат бо ту куҷост?
Шак нест ки бо сахӣ худо хоҳад дод.
Андеша накардӣ, ки тавонад бастан
Он кас ки дари фатҳ ба рӯи ту кушод.
Гӯям ба ту нуктае ки чун дурри хушо
Аз пири тариқатам маро бошад ёд.
Файёз, бигиру хур, хуш пӯшу бубахш,
Ҳақ бо ту агар ато кунад истеъдод.

# ҒАЗАЛ

Шоиронро ваъдаи инъом месозӣ агар
Бас вафо бо ваъдаат кун то нагардӣ дарди сар.
Ваъдаи Махмуд бо Фирдавсӣ бо ҳар байти ӯ
Аз барои «Шоҳнома» буд як мисқол зар.
Кард султони замон бо ваъдаи худ чун хилоф
Гуфт андар ҳачви ӯ ҳафтод байти чун гуҳар.
Буд мазмунаш ҳама аз бетамизиҳои шоҳ
Буд машҳунаш зи ҳимматҳои дунаш сар ба сар.
Рафт Фирдавсӣ ба ҳасратҳои меҳнатҳои худ
Аз паси ӯ низ биштобид шоҳи баҳру бар.
На хазоин монду не султону не Фирдавсиаш
Оқиле бо чашми ибрат соз бо инҳо назар.
Ғайри он гуфтори Фирдавсӣ ки чун дурри Яман
Чист боқӣ дар ҷаҳон мондаст аз онҳо асар.
Фил масал султон ба Фирдавсӣ ато мекард ҳам,
То ба зону сим ё бар фарқи ӯ иклили зар.
Он ба донoии султон буд бурҳону далел
То ки мегуфтанд шоҳи тоҷбахши додгар.
Қадри Фирдавсии доноро, бале, бишнохт шоҳ
Офарин бо табъи поки шоҳи бофазлу ҳунар.
В-арна назди ҳиммати Фирдавсӣ тоҷу тахти шоҳ
Ҳеҷ буд онҳо кай мекард манзури назар.
Қисса кӯтаҳ – қадри аҳли фазлро донад касе
Бедил аз девони худ байте ба Шокирхон навишт,
Дод Шокирхон ба он як байти ӯ як бадра зар.[1]

---

*[1] Тариқаи ин байти Бедил ин буд, ки рӯзе шахси фақире назди Бедил чизе гадоӣ карда омад.*
*Бедил гуфт: Ғайр аз қаламдону чузгир чизи дигар надорам.*
*Соил (гадо) гуфт: Аз ҳамон қаламдону ҷузгир умедворам.*
*Бедил гуфт дар ҷавоб:*
*Бахияи кафшам агар ангуштнамо шуд айб нест,*
*Ханда дорад кафши ман бар ҳарзагардиҳои ман.*
*Соили мазкур ин ду байти Бедилро ба Шокирхон (подшоҳ) иброз намуд (гуфта дод). Шокирхон аз хурсандӣ филфаср ҳазор мисқол тилло дод. (Эзоҳи Файёз)*

Ҳайф бигзашт он замонҳову нигар дар ин замон
На ба дониш қимату на қадр бо фазлу ҳунар.
Дар сухан бошӣ чу шоҳини баландпарвоз ҳам
Чун ба дасти кӯдакон афтӣ канандаш болу пар.
Бас ки эй, Файёз, то ин ҷо расонидӣ калом
Лаб фурӯ банд аз сухан з-ин моҷароҳо даргузар.

## ДАР ТАЪРИФИ ЧОҲИ АБДУЛЛОҶОН

Барои ташнагон дар роҳи ҳайи ззади довар,
Чу замзам турфа чоҳе кард Абдулло ба зӯри зар.
Зи киру оҳаку сангаш ба илми ҳикмат устодаш
Чунон тартиб дод онро ки монад то дами маҳшар.
Зи таҳташ то ба боло даври девораш агар бинӣ,
Ки ҳамчун аз булӯри софкорӣ карда аз мармар.
Агар як ҷуръа аз оби зулолаш Хизр нӯшидӣ
Куҷо тавсиф кардӣ оби ҳайвонро ба Искандар.
Бувад андар баҳори гарм обаш сард ҳамчун ях
Ҳама оҷиз ба ҳукми таъми ӯ – шир аст ё шакар.
Чунин чоҳе ки мислаш дар ҷаҳон набвад ба ҷуз Замзам
Муносиб баҳри таърихаш чӣ мегӯи аз ин хуштар:
Ки ҷустам соли таърихаш, хирад фармуд бо Файёз:
"Бигӯ чоҳе ки таъми оби ӯ чу чашмаи Кавсар".

## ҲАСРАТ ДАР ТАКОПӮИ ЗАМОН

Дар корҳои чарх ба ибрат кунӣ назар
Бинӣ чи корҳо ки аз ӯ хун шавад ҷигар.
Набвад ба даҳр ҳеҷ тафовут ба некӯ бад
Як сон ба чашми халқ ҳунарманду беҳунар.
Созад ҳубоб даъвии рахшандаахтаре
Хармӯҳра дар тараққию беқадр шуд гуҳар.
Балгавҳарон азизу азизон шуданд хор
Сарҳо ба ҷои по шуда поҳо шуданд сар.

Гулҳо бирафту хор бимондаст, сад дареғ
Дар боғи даҳр монда шаҷарҳои бесамар
Ҷоно, нигар, ки бо гала чӯпон зи гург шуд
Суде касе зи гург надидаст ҷуз зарар
Охир расид корд, назар кун, ба устухон.
То кай хамӯшии ту ба олам чу гову хар.
Ҳар ҷо ки қалтабон[1] бувад он шуд бузурги шаҳр
Ҳар ҷо ки зан ҷалаб буд он гашт мӯътабар.
Корат фитад ба қозиву ё қозихонааш
Пул дода меҳари ба сари хеш дарди сар.
Бе ришва ҳеҷ кори ту муҷро намешавад
Кай бишнавад тазаллуму мазлум гӯши хар
Аз дигарон чи ҷои баён – худ аён бувад
Бо чашми оқилон ҳама корест ҳилвагар.
Олам хароб гашт зи ҷабру ҷафои дузд
Дар хоби ноз шаҳнаву аз дузд бехабар.
Шабҳо зи ваҳми дузд зи мардум гурехт хоб
Ҳар кас чу тамба рост биистад ба пушти дар.
Ғоратгарон ба кӯчаву бозору растаҳо
Бишкаста қулфҳои дақоқин баранд зар.
Ҳар шаб ба шаҳр бар сари мардум қиёматест
Ҷонҳо ба каф гирифта нишинанд то саҳар.
Чун поси шаб гузашт бубинӣ, ки ногаҳон
Ҳозир шаванд бар сари ту бисту нӯҳ нафар.
Бар дасти ҳар ки ханҷару дунбола пуртуфанг
Дар зерашон таковари чун мурғи тезпар.
Дар як нафас шикаста дароянд бар сарат
Гар хонаат зи оҳану фӯлод буд дар.
Банданд даступой мисли гӯсфанд
Резанд хуни ту ҳаракат мекунӣ агар.
Ҷуз ин ҳазор гуна ба ҷонат ҷафо кунанд
Гӯянд: пул куҷост ба мо гӯй зудтар.
Ғорат кунанд ҳар чӣ бувад ҷумларо баранд
На бӯрё бимонаду на халқаҳои дар.

[1] Қалтабон – танфурӯш

Ҳар кас ки ҳамла кард сараш шуд зи тан ҷудо
Фарзанди ӯ ятим шуду гашт дар ба дар.
Чандин арӯси сарвқаду моҳталъатон
Аз молу ҷон ҷудо шуда монданд бе падар.
Эй шаҳнаи замона чаро ғофилӣ зи дузд?
Аҳволи зору бебаву бечораро нигар.
Забти вилояте ки наёяд зи дасти ту
Бигзору шав ба фикри яке хизмати дигар.
Бисёр оби чашми ятимон равон макун
Бо гӯри худ дуои бади мардумон мабар.
Ин шаҳна кист гар ту бидонӣ ҳақиқаташ
Лозим бувад ба он касе ки бувад мисли шери нар.
Гар шаҳна шеру дузд чу рӯбоҳ мешавад
Бо шер чист ҳилаи рӯбоҳи ҳилагар.
Бозича нест забти вилоят, ту фикр кун
Бо сад ҳазор кас мутасаддӣ шудӣ агар.
Бояд барои тинҷии ин сад ҳазор кас
Аз субҳ то ба шом ҳам аз шом то саҳар.
Дар фикри ин шавӣ ки на бар молу ҷонашон
Аз дузд заррае нарасад заҳмату зарар.
Осоиши вилояту тинҷии мардумон
Вобаста аст бо ду хирадманди боҳунар.
Аввал ҳамон, ки қозии беришваи ҳалол
В-онгоҳ шаҳнаест ки аз кор бохабар.
Биллоҳ ҳамин ду кас ки туро арз кардаам
Қозӣ чунону шаҳна чунин мешавад агар
Ин мулки мо чу ҷаннати рӯи замин шавад
Кай дар биҳишт дузд бувад ё ки шӯру шар.

## ҶАБР ВА БЕАДОЛАТӢ

Фарёд аз ситезаи чархи ситезагар
Ғайр аз ситеза кор надорад дигар ҳунар.
Ҳар ҷо ки дид зоғеву доғе ба синааш
Доғи дигар кунад, ки шавад ҳоли ӯ батар.

Марҳам макун умед ту бо захми синаат
Дар роҳи илтиёми[1] абас хун макун ҷигар.
Аз неъмати ҷаҳон ту қаноат ба илм кун
Инсон ба илм дар ду ҷаҳон гашт мӯътабар.
Умри азизро ба раҳи илм сарф кун
Поят шикаста буд ту чун хома рав ба сар.
Дидам касе, ки то ба ду зонуш нест пой
Ӯ меравад ба меҳнати бисёру чашми тар.
Аз чӯб пой сохта бастааст ӯ ба пой
Пое ки зи чӯбу чарм ба сад санъату ҳунар.
Дар ҳар қадам ҳазор маротиб фитад ба рӯ
Дар ҳар нафас ба дасти тазаррӯ занад ба сар.
Гуфтам: чи мешавад, ки кунӣ сабр лаҳзае
То аз ту як савол кунам ҳарфи мухтасар.
Истод назди ман ба дусад меҳнату азоб
Гуфто: саволи туст зи аҳволи ман магар?
Гуфтам: зи лутф боз бигӯ саргузашти хеш
Аз шарҳи ҳоли ту шавад ин банда баҳравар.
Дардам дубора тоза макун гуфт даркашид
Оҳе ба мисли оташи сӯзанда аз ҷигар.
Гуфто: ки фазли ҳақ ба касе раҳнамун шавад
Бинҳад ба роҳи илм қадам чун қалам ба сар.
Чун шавқи илм бар дили ман гашт ҷойгир
Бастам чу хома дар раҳи таҳсили ӯ камар.
Баҳри маошу зиндагиву кори охират
Бо одамӣ зарур бувад илм ё ҳунар.
Кардам сафар ба шаҳри Бухоро, ки кони илм
Гаштам ғуломи олими аз ҳар чӣ бохабар
Шавқам ба дарс хондану завқам ба меҳнаташ
Мебуд хатм кардани ман матмаҳи назар.
Умри азиз дар раҳи таҳсили илму фан
Такрор буд кори маро шом то саҳар.

---

[1] *Илтиём – муолиҷа, сиҳатшавӣ*

Мақсуди ман, ки маърифатуллоҳ буд аз он
На қозигии молу матову на симу зар.
Наздик монда буд, ки ёбам савоби хатм
Аммо маро набуд зи ҳукми қазо хабар.
Ногоҳ аз Хуҷанд биёмад ба назди ман
Як марди пурфиреб чу шайтони ҳилагар.
Шайтон ба ҳоби хеш чу медид рӯи ӯ
Бо ҳақ паноҳ бурда ҳамегуфт: алҳазар.
Гуфтам: ту кистиву зи ман чист ҳоҷатат?
Аз рӯи кор парда бибардор зудтар.
Гуфто: ба орзуи ҷамоли ту дар Хуҷанд
Ҷон доду рафт волидаи пири муштипар.
Афтода қиблагоҳи ту дар бистари мариз
Дар ҳасрати лиқои ту он ҳам равад магар.
Дар ҳайратам ба шаҳри Бухоро ту чӣ мекунӣ?
Таҳсилро гузору ба худ ҷазм кун сафар.
Бошам рафиқ бо ту дар ин роҳ то Хуҷанд
Бо хидмати падар бирасӣ ҳар чи зудтар.
Гуфтам: ба ҳаққи ман зи ту ин турфа шавқатест
Ин макрамат магар зи падар буд бо писар.
Алқисса рӯ ба роҳ ниҳодам ба он рафиқ
Ғофил ман аз қазову хабар нест аз қадар.
Табъаш чу раъи мунқалибон[1] гашт мунқалиб
Дар ним роҳ он ба ман ситеза кард сар.
Дидӣ ки бе ҷаримаву бе ҳеҷ боисе
Маҳкам бибаст дасти маро ҳамчу пои хар.
Бар оҳу нолаам дили ӯ меҳрубон нашуд
Борон ба санги хора куҷо мекунад асар?
Чандон бизад, ки аз сари ман ҳуш рафта буд
Бигзашт чанд рӯзу надорам зи худ хабар.
Овардааст он ба Хуҷандам дар он хунук
Бо турфа ҳолате, ки бигӯи ту алҳазар.
Дар оғиле фиканда ки ҳар мурда аз хунук
Бар пои ман заданд кишанг чун ба пои хар.

[1] *Мунқалиб-аз сӯе ба сӯе гарданда*

Бигзашт чанд рўз зи аҳволи зори ман,
Вокиф нагашта ҳеҷ кас аз мардуми гузар.
Ду пои ман, ки аз хунуку сардии кишан
Чун кунда варм карда ман аз мурда ҳам батар
Охир нашуд илоҷ буриданд пои ман
Афлокро зи нолаи ман гашт гўшкар.
Дидам ду пой кат шуда кирм кардааст
Аз зиндагӣ намонда дар ин қолибам асар.
Охир тамоми пайкари аъзои ман зи дард
Чу устухони мурда ҷудо шуд зи ҳамдигар.
Рафтам ба назди қозии шаръи шариф ман
Гуфтам тамоми қисса ба ў пой то ба сар.
Қозӣ нагашт мултафити ҳоли зори ман
Азбаски сурхрўй набудам ба мисли зар.
Гуфто: ҳазор зорию аҷзу шикастагӣ
Дар ин замона ҳеҷ бувад назди мушти зар.
Калро нигар ки мушти заре дошт дар бисот
Ҳар ҷо мукаррам асту азиз асту тоҷи сар.
Гуфтам ба сад ҳазор ниёзу шикастагӣ
К-эй қозии замона ки дунёст дар гузар.
Ҳоло нишастаи ту бар ин маснади қазо.
Коре бикун ки номи накў з-ин ҷаҳон бубар.
Олам ки мўҳдис аст намонад ба як қарор
Рўзе шавад, ки кори қазоят расад ба сар.
З-ин гиру дору тантанаву карру фарри ту
Дар олами хаёл намонад аз он асар.
Бошӣ ту ҳамчу шаҳнаи маъзули он замон
Ҳамчун таюраке ки ҷудо шуд зи болу пар.
Бо гўши мурда хондани ман аз азон чӣ суд?
Кардам ҳазор зорию нашнид гўши кар.
Дидам, ки чора нест ба дардам зи ҳеҷ кас
Чун барқ ҷаст аз дили ман оҳи пуршарар.
Як шаб сари ниёз ба даргоҳи бениёз
Бо саҷда монда нола бикардам ба чашми тар.

К-эй холики чаҳон, ки туро холи ман аён!
Оре ки дар машаббати ту амри хайру шар.
Ё раб ба сад ҳазор машаққат аз ин чаҳон
Имрӯз меравам ман аз ин хонаи ду дар.
Ҷони маро азоб мадеҳ бештар аз ин
Ин чони орият зи танам зудтар бибар.
Он кас ки кард бо мани мазлум ин чафо
Ҷонаш бисӯз то абадуллаҳр дар сақар.
Файёзро бигуфт, ки диди замонаро!
Ин буд саргузашти ман алқисса мухтасар.

## СИПОСГУЗОРӢ

Дӯш дар ҳаммом бо ман шуд Фалотуне дучор
Муддате бо сӯҳбаташ мебуд чашмам интизор.
Аз чамолаш гашт равшан дидаи бе нури ман
Хотирам шуд шод аз дидори он фархунда ёр.
Гуфт: мехоҳам, ки ман имшаб ба меҳмонӣ равам
Бо мақоми як хирадманди бузурги номдор.
Марди донову хирадманд аст соҳибимтиёз
Маъдани ҳилму ҳаёву чавҳари кӯҳи виқор.
Махзани илму камоли манбаи фазлу ҳунар
Сар занад аз сӯҳбати ӯ нуктаҳои обдор.
Ӯ кунад диққат ба ҳар гуфтору ҳар кирдори худ
Бодаи гуфтору кораш пок аз дарду ғубор.
Бишнавад ҳар нуктаро санчад ба мизони хирад
Ҳар чӣ гӯяд пок бошад чун зари комил аёр.
К-аз даҳонаш бингарӣ вақти такаллум чун садаф
Мефишонад ӯ чавоҳирҳову дурри шоҳвор.
Ҳамчу табъе нуктапарояш надиду не шунид
Дар ҳазорон қарн чашму гӯши чандин рӯзгор.
Гар кунам як умр тавсифи камоли фазли ӯ
К-он чунон бошад, ки гӯям ман якеро аз ҳазор.
Зарра кай равшан кунад хуршеди оламтобро
Ман киву тавсифи он зоти фатонадиқтидор.

Он киро хилди Наим хонанд номаш мардумон
Сӯхбати ёри мувофиқ бошад э дониишиор.
Дода ҳақ онро зи давлат он қадар дар ин ҷаҳон
Молу мулкаш беҳисобу симу зар ҳам бешумор.
Гарчи ӯ аз ағниёҳову кибороии замон
Хештанро нашмурад ҳамчун ғании молдор.
Зоҳираш дур аз такаббур ботинаш пок аз ҳасад
Соҳиби хулқу тавозеҳ чун фақири хоксор.
Ҳеҷ кас аз хони эҳсонаш набошад ноумед
Халқи олам назди ӯ бошанд чун хешу табор.
Абри эҳсони сахову ҷуди фазлаш бингарӣ
Бар сари халқи ҷаҳон бошад чу борони баҳор.
Соҳиби ҷуду атову мавҷиди сад кори хайр
Дастгири оҷизону кордони рӯзгор.
Он ба мӯҳтоҷон диҳад симу зару нону таом.
Нест холӣ даргаҳаш аз хайр ҳар лайлу наҳор.
Сайти эҳсонаш тамоми рӯи оламро гирифт
Тобиши хуршеди алтофаш бувад бар кӯҳ ғор.
Он киро ин фазлу ин иқболу ин давлат бувад,
Метавон гуфтан ки ин фазл аст аз парвардигор.
Қисса кӯтаҳ, гуфт гар бо ман рафоқат мекунӣ
Меравам ҳамроҳи ту бо назди он олитабор.
Чист он иксири[1] аъзам ё ки он кибрити[2] сурх
Сӯҳбати ёри хирадманд аст инро ёд дор.
Аз карам бо ман рафоқат соз то наздаш равем
Хизмати он зоти олиро ғанимат мешумор.
Гуфтам: оре ин ҳама аз лутф мегӯи сухан
Кас равад бо ҷои нохонда шавад ӯ шармсор.
Дил чун аз ман нашуд онро ҷавоби босавоб
Шуд хамӯшу рафт аз наздам ба чандин изтироб.
Фурсате нагзашт чун фориғ шудам аз шустушӯ
Низ ман ҳам рафтам аз ҳаммом баъд аз он нигор.
Чунки аз ҳаммом ман берун шудам бингар аҷаб

[1] *иксир – эликсир*
[2] *Кибрит – гӯгирд*

Аз тасодуф кард ду шахсе зи пеши ман гузор.
Он яке он кас ки аз ҳаммом аз наздам бирафт
В-он дигар он кас ки мадҳаш рафт дар боло ба кор.
Дасти ман бигрифт изҳори навозишҳо намуд
Гуфт: имшаб аз карам бар ҷои мо ташриф ор.
Гуфт: ман умрест андар орзӯи сӯҳбатат
Марҳамат фармо ки ин ҷо нест ҷои эътизор.
Гуфтамаш: ин ҳусн занни[1] туст андар ҳаққи ман
В-арна ман як чӯби хушкам камтар аз хошоку хор.
Гар набошад тоби меҳри чун ту соҳиб давлате
Сол ҳам аз сӯҳбатам рам мекунад, девор ор.
Чун зи алтофи хато пӯши ту набвад ёварӣ
Хиҷлати аҳволи ташвишам ба уштурҳост бор.
Хоҳ манзури итобам, хоҳ маътуфи карам
Бандаам дар таҳти фармонат ниҳову ошкор.
Чунки дидам аз самими қалб он таклифи ӯ
Бо чунон ихлосу меҳраш рафт аз ман ихтиёр.
Ӯ чу хуршеду мани чун соя аз думболи ӯ,
То шудам дар манзили он тоҷири боэътибор.
Баски аз гуфтору кирдораш ҷаҳоне шуд ризо
Бо Ризоев гашт машҳури ҷаҳон он номдор.
Чун шудам дар манзилаш дидам аҷоиб дастгоҳ
Ходимон саф-саф ба фармонаш ҳама дар интизор.
Дод фармон баҳри меҳмон то яке хон[2] густаранд
Онҷунон хоне ки кам дидаст чашми рӯзгор.
Монд боқӣ шукр гуфтанд бо сиғору[3] бо кибор[4],
Аҳли маҷлис дастҳо бардошта баҳри дуо.
Он ҳама гуфтанд ҳар як ҳамд бар парвардигор.
Маслиҳат кардам ба дил дар боби хатми ин сухан:
Дил бигуфто бо хирад эй шаҳриёри тоҷдор.
Бояд акнун ин қасида хатм гардад бо дуо

---

[1] *Занн – гумонбарӣ, пиндоштан*
[2] *Хон – дастархон.*
[3] *Сиғор – хурд*
[4] *Кибор – калон.*

То ки бо мамдӯҳ ояд дар ахири кор-кор.
Хайр кун то аз ману ту дар ҷаҳон монад ҳамин,
Аз ту номи нек, аз Файёз номи обдор.
Хосу ому даҳр аз инъоми омат баҳравар
Ман ҳам аз алтофи бепоёни ту уммедвор.

## ҒАЗАЛ

Шукр месозам ба даргоҳи карими корсоз
Дар охири умр дорам чун ту ёри дилнавоз.
Қарнҳо бигзашт аз ин модари гетӣ мазод
Мисли ту хуштабъу донишманду соҳибимтиёз.

Табъи мавзуни ту аз мазмуни шеърам нозук аст
З-он ман аз тӯли каломи хеш кардам эътироз.
То ба табъи нозукат аз хонданаш н-ояд малол
В-арна дар ин баҳр чун зулфат ғазал мешуд дароз.
Ваҳми дигар ин ки гӯяд ҳосид аз рӯи ҳасад
Ин қадар Файёз бар сеҳри ҳалоли худ маноз.

## ҒАЗАЛ

***(Тазмин ба як мисраи Саъдии Шерозӣ)***

Нагуфтамат, ки нигоро, макун зи ман ту ароз
Агар ароз кунӣ ҳам макун ту дурудароз.
Ба даҳр то нафаси вопасин туро ҷӯям
Фидо шавад ба раҳат ҷони ошиқи ҷонбоз.
Маро чу Мусии Имрон набуд ҳамрозе
Расон ба тӯли висолат, ки бо ту гӯям роз.
Ғараз зиёрати меҳроби абрӯят бошад
Ба каъба тавофу ба масҷид баҳона буд намоз.
Ҳамин ду байт дар ин ҷо ки кардаам тазмин
Чи ҳасбу ҳоли ман афтода эй бути танноз.
Ба соле гар шаби васли ту иттифоқ афтад,
Фурӯ нарафта шафақ субҳидам кунад оғоз.

Ба навбати шаби ҳаҷрат муаззини дами субҳ
Ба бомдоди қиёмат бароварад овоз.
Мадеҳ ба содарухон дил ки гар шави ошиқ
Туро ба бӯтаи меҳнат чу зар кунанд гудоз.
Ту мурғи рӯҳ тавонӣ ки дар қафас дорӣ
Қафас чу бишканад ин мурғ мекунад парвоз.
Рабуд кӯи балоғат ба асри худ, Файёз
«Чу дар замони Атобак ки Саъдии Шероз».

## МАПУРС

Боз савдои дигар сарбар зад – аз корам мапурс
Фориғ аз суду зиёнам – рӯзи бозорам мапурс.
Мурдам охир з-ин фиоли[1] ҳомии аъмоли хеш
Колае[2] пасти ки дорам – аз харидорам мапурс
Дар каломам иртиботе нест, маъзурам бидор
Дил ба фикрат маҳв мебошад – зи гуфторам мапурс.
Дарди дил бинҳуфтанам беҳ аз табиби муддаӣ
Ранг бину шарҳи ҳоли ин дили зорам мапурс.
Бар сари ин доғҳои синаи афгори ман
Доғ кардан боз аз бадмеҳрии ёрам мапурс.
Ҳар нафас аз қасри умрам канд хишти зиндагӣ
Баҳри ин вайрона аз таъмири меъморам мапурс.
Бар ҷафояш сабр кардан ибрат аз Файёз гир
Бевафоиҳои он шӯхи ситамгорам мапурс.

## ДАР БОРАИ ТАКАЛЛУМИ МАРДУМ

Ҳар кас, ки такаллум кунад аз пухтаву хомаш
Маълум шавад ҳоли чунон кас зи каломаш.
Аз қолиби вайрона шавад ҷон мутанаффир[3]
Бигрез зи мулке ки фано буд низомаш.

*[1] Фиол – кирдор, хулқу атвор, одат.*
*[2] Кола – ҷо, макон*
*[3] Мутанаффир – безоршавӣ*

Дар ҳар чамани сарви қадаш ҷилва намояд
Бинишаст ба гул сарви хиромон зи хиромаш.
Ҳар кас ба ҷаҳон толиби хуршедрухе буд
Ман шефтаи оrази чун моҳи тамомаш.
Ҳоҷӣ ба раҳи каъбаи муштоқи тавоф аст,
Бас буд маро файзу тавофи дару бомаш.
Диди ки чунин осияму рӯсияҳам ман
Донанд, ки Файёз чу зангист ғуломаш.

## ХАТ

Мо ба он дилдор бинвиштем чандин бор хат
Дар ҷавоби хатти мо нанвишт он як бор хат.
Буд мазмуни хати мо сар ба сар андӯху ғам
Аз шаби хиҷрону аз он нолаҳои зор хат.
Аз ғурури ҳусни худ нанвишт моро як ҷавоб,
Бар ҳаво мерафт аз мо охир ин миқдор хат.
На маҷоли шиква аз бемеҳрии он бевафо
На забони гуфтанӣ нанвишт моро ёр хат.
Ногаҳон дидам, ки меоварад аз ҷонони ман
Хут-хути мулки сабой мужда дар минқор хат.
Гуфт: дорам муждае аз Билқиси мулки вафо,
Бо ту овардам аз он сарви сиҳирафтор хат.
Гашт нозил чун бароти бандагон аз само
Бандаи маъюсро аз ҷониби дилдор хат.
Буд мазмуни хаташ сар то ба сар изҳори лутф
К-ин чунин бинвишта аз он килки гавҳарбор хат.
Ҳошаллоҳ мо фаромӯши ту кардемаш агар,
Бо ту нанвиштем мо аз тарси он ағёр хат.
Гар худо хоҳад пас аз ин умри мо боқӣ бувад
Бӯ ки бинависем мо бо ҳамдигар бисёр хат.
Кош бинвисад зи рӯи лутф ёри дилнавоз
Инчунин Файёзро бори дигар як бор хат.

¹ Укл – хӯрок
² Шурб – нӯшидан

# МУАММОИ СОЛШУМОРӢ

Лӯъбате дилем ҳар соат зи мо дорад савол
Бо саволаш ақли ман оҷиз, забони халқ лол.
Нашнавад аз ҳеҷ кас чун бо саволи худ ҷавоб
Меравад дар масканаш ин аст кораш моҳу сол.
Солҳо бошад, ки ӯ мӯҳтоҷи уқлу[1] шурб[2] нест.
Ӯ намемирад миҷозаш чун бувад дар эътидол.
Он саволаш ин ки дорам шаст духтар дар ҷаҳон
Се ҳазору шашсад аз онҳо писар шуд баркамол.
Боз он соил ҳамегӯяд, ки мо танҳо наем.
Модаре дорем з-он зодем бисту чор зол.
Сесаду шасту шаш омад синни модар дар ҳисоб
Модарамро модараш як духтари соҳибҷамол.
Мекунад Файёз бо роҷи ҳазорон офарин
Аз карам гӯяд ҷавоби гӯ ба д-ин сеҳри ҳалол.
В-арна бояд аз Хуҷанди танг то Юнону Рум
Аз Фалотуне ҷавоб орам аз он ҷо эҳтимол.

# КӮНГЛУМ

Хилофи ваъдаи дилдордан маъюсдур кӯнглум
Бана уммедин узмас баски беномусдур кӯнглум.
Ҳаёти жовидони Бӯалини найлайин сансиз
Ки ул юзпора ӯлғон шишаи жомусдур кӯнглум.
Арӯси фикру бикримни азизи Мисри донишга
Тажаммул бирла ирсол айлагон темусдур кӯнглум.
Паёми дӯст еткургон ул ҳимматли қосидни
Демас номуси акбар баски беномусдур кӯнглум.
Мушаббак ӯлди мижгонинг ҳадангидан дили хуним
Балахшон лаъли узра Ҳотами маъкусдур кӯнглум.
Санинг ул донаи холингни зулфинг домидан ғофил
Тамаъ қилғон мутаввақ кабклек маҳбусдур кӯнглум.
Қани ғаввос баҳри нуктадонинг ким шино этун
Кӯрар су гавҳарининг баҳри укёнусдур кӯнглум.
Синиклин донадек, Файёз, то кай дашти ҳайратда
Жамолинг шамъига бир мунтазир фонусдур кӯнглум.

## ТААССУФ ДАР ЗАЪФИ ПИРӢ

Эй хуш он рӯзе ки ман андар ҷавонӣ доштам
То ба пирӣ ҳамчунон мебошадаш пиндоштам.
Дидаи бино ки равшан буд монанди чароғ
Тира чун рӯзи сиёҳам гашт айнак доштам.
З-он ҳама дандон ба ғайр аз як – ду аз бехе намонд
Аз таоми лаззаташ имрӯз дил бардоштам.
Қомати ҳамчун алиф ҳам гашт аз ғам мисли дол
То гумон кардам ки дар пирӣ асо медоштам.
Меҳнати пирӣ агар ин аст андар зиндагӣ
К-ош дар айёми тифли шом мешуд чошдам.
Сад ҷафо кардам ба ҷонам аз барои ҷамъи мол
Ҷумларо бо чашми ибрат бингарӣ – бигзоштам.
Ҷамъ шуд моли ҷаҳону гашт хирман симу зар
К-ош з-он хирман агар як дона мебардоштам.
Шуд ҷаҳон, Файёз, аз гуфтори ту ӯрдубиҳишт[1]
Месазад гӯи агар: тухми сухан ман коштам.

## ҒАЗАЛ

Эмас ул шӯх воқиф ҳоли зоримни харобиндан
Ичар агёр иланмай завқ этар бағрим кабобиндан.
Сан эй кӯнглум қуши ул донаи ҳолин тамаъ қилсанг
Қутулмас сан анинг ул доми зулфин печутобиндан.
Шаби ялдода ким ул ой жамолин кӯрса дер эрди:
Қамар нури каби касби эмас ул офтобиндан.
Баёни шарҳи ҳолим мушкилидур ӯйла ким бемор
Улар ҳолатға етғоч суйлаёлмас ҳеж бобиндан.
Умед эттим Фалотуни замондан дардима чора
Варақ қайтарди ул ҳам топмамиш ӯхшар китобиндан.
Биҳишти васли шукрин этмамиш Файёз агар ул дам
Буғун хокистар ӯлмиш дӯзахи ҳижрон азобиндан.

---

*[1] Ӯрдубиҳишт – моҳи дуюми соли шамсӣ, ки ба бисту яки апрел – бисту яки май рост меояд.*

## ҶОҲИЛ ВА ФОЗИЛ

Ҷоҳиле бо фозиле аз рӯзи аввал дошт кин
Бетамизе ки надонад сиркаро то ангубин.
Фозили бечораро бе мӯъҷибе бе боисе
Дод озоре ки бошад одати ҷаҳҳол ин.
Оқибат он марди ҷоҳил он қадар боло парид
Рафт чун ӯ аз худу болои чархи торумин.
Хештанро аз такаббур онҷунон пиндоштӣ
Буд ӯ одам чу одам буд байналмоутин.
Рафт боло чун мушакҳояш ки андар рӯзи ид
Лек вақти бозгашташ сарнагун рӯ бар замин.
Фозили бечора бар аҳволи ӯ афсӯс кард
Хонд ин як байтро бо ӯ ба овози ҳазин:
Як сари мӯ ҳар ки аз ҳаддаш таҷовуз мекунад
Бас саранҷоми сазояш оқибат бошад ҳамин.
На ба кори хайр, на андар тиҷорат равнақ аст
То ки дар бозори ҳар Абдулназар бошад амин.
Хомаи Файёз воқиф гашт андар аз ин моҷаро
Бас кашид онро ба силки назм чун дурри сумин.

## ҒАЗАЛ

Чу дил зи сирри ниҳон ёфт рухсате гуфтан
Хатост дард зи чун ту ҳаким бинуҳуфтан.
Аҷал чу боди хазон ғунчаи муроди маро
Қарор дод чу гул дар чаман ба нашкуфтан.
Макун ту гӯши абас ҳарзаи ғаразгӯро
Ки табъи ту накунад хӯ зи мо ба ошуфтан.
Қасидае ки намудам ба хизматат ирсол
Ҷавоби он нанавишти хиҷил ман аз гуфтан.
Чу шавқи ту бурун орад зи қатраам Уммон
В-агар куҷост дури мадҳи ту маро суфтан.
Ба ёди васли ту, Файёз, ҷумла шаб бедор,
Куҷост хоб ба ӯ чун ту хуфтан аз хуфтан.

## ҒАЗАЛ

Чи ҷаврҳо ки расидаст аз замона ба ман!
Чу аҳли дард най кай расӣ ба ғурри сухан.
Ба баҳри васфи ту ғарқам вале чу мустасқӣ
Зи суҳбатат нашудам ман ҳанӯз ташнашикан.
Мапурс дарди дилам сурати намудам нест
Ки хорҳо ба ҷигар дораму ба по сӯзан.
Ба зери теги ҷафо ҳамчу захми хандонам
Намедарам ба тазаллум чу субҳ пероҳан.
Зи тоби дил натавонам задан даме бо кас
Чунон ки нолаи булбул ҳибост пеши заған.
Зи сӯзи синаи сӯзони ман шавӣ воқиф
Ки дар сухан ба ту як шаб шавам даҳан ба даҳан.
Ту гӯш шав, ки забоноварест хор кунад
Чу бингарӣ гули ҳар боғу сарв аз савсан.
Худойро назари раҳматаш ба сӯи касе
Ки хонааш бувад ободу дӯст бошад зан.
Ба даҳр тухми вафо коштӣ нигар, Файёз
Ба ҷони ту зи ҳусулаш[1] ҷафо шуда хирман.

## ҒАЗАЛ

Манга зӯр этма зӯровар, ки ӯздан зӯра учрарсан
Эшитмас оҳу афғонингни бир мағрура учрарсан.
Оқар сув қадрининг билмай тӯкарсан обрӯйимнинг
Садафдек ўлмасанг найсона конеъ шӯра учрарсан.
Ютар нафсин наҳанги барчанинг таннини баҳридек
Мукофоти амал ҳақдур балои тура учрарсан.
Хаёли ботининг инсофи қонунингни синдурса
Ӯшал карёдан ӯтган симдек тамбӯра учрарсан.
Йӯлимга чоҳ қозма жоҳдин тушмоқлирин фикр эт
Тариқи мақсада бир чоҳа ё бир ӯра учрарсан.

---

[1] *Хусул – ҳосилкунӣ, бадасторӣ*

Сӯзум шаҳди агар комиға чун заҳри ҳалоҳилдур
Агар сен нӯшнинг неш англасанг замбӯра учрарсан.
Вакил олам ила баҳс айлагон омии жоҳилга
Сӯзинг ботин далелинг йӯқ-асои кӯра учрарсан.
На хуш дермиш дабистони адабда тифл устоди
Бу сели бирла одам ӯлмасанг сотура[1] учрарсан.
Ёпушгил кувватинг то борича олгил аёгимдин
Сан охир бир куни дандони саг анбӯра учрарсан.
Агар хомӯшлиг эҳромининг ман боғладим бир умр
Бу бир забти нафасдур ким хурӯши сӯра учрарсан.
Муҳаббат риштасин Файёздан уздинг кӯрарсан ким
Ӯшал зарбулмасал: қордан қочиб ёмгура учрарсан.

## ҒАЗАЛ

Хирадманде маро медод панде бо чунин мазмун
Ки аз рӯзи азал онро ки набвад толеи маймун.
Мадад дар корҳояш кай шавад аз гардиши гардун
Ба дониш фил масал бошад агар устоди Афлотун.
Ба афсун аждаҳоро гар кунад аз хонааш берун
Ба макру ҳилаву найранг аз шайтон бувад афсун.
Начӯшад деги қаллобон ба сад афсонаву афсун,
Шавад чун қабтиён оби зулолаш дар даҳонаш хун.
Ба ғайр аз ростӣ роҳи начотат чист дар ҳар кор?
Нашуд то рост кай дар хонааш шуд мори качрафтор
Чунин мекард тифле дар дабистони адаб такрор.
Ачаб байте зи пири Бедил аз шоҳ Қосими Анвор
Ки хоҳӣ гар шавӣ аз умру кори хеш бархурдор.
Ба роҳи ростӣ бубини қадам ҳақ бо ту бошад ёр
Набинӣ тирро кач рафт кай шуд бар ҳадаф макрун?
Ки аз ту ростӣ бошад зафар аз қодири бечун.

---

[1] *Сотур корд ё табарчаи кордиошмонанди қассоб, ки барои устухоншиканӣ кор фармуда мешавад.*

## ҒАЗАЛ

Забони ҳол бирла бул неча панд
Берурди манга ул пири хирадманд.
Чунон қилди муҳаббат бирла оғўш
Ки қилдим ул хум ичра бодадек жўш.
Қулоғим тўлди ул гавҳарларига
Ки сўз афлокини ахтарларига.
Ўзимга бас ки маълум эрди ҳолим
Ки чандон йўқ эди фазлу камолим.
Анга одоб бирла дедим: эй пир
Эдинг сан сўзда Хисравдек жаҳонгир.
Эрурман бир гадойи тангрўзе
Гадони ўзи не бўлгай, ки сўзи.
Манга бир ҳодии дин эрди даркор
Асокаш бўлмаса аъмоға душвор.
Чу андин сўнг бўлур эрди шурўъйим.
Таваккал айладим сўзга ружўъйим.
Қилиб лутфу бериб дилдорлик ул
Сўзин алқисса қилди манга маъқул.
Бу сўзларни дебон ул пири мағрфур
Кўзумдин бўлди ғойиб ҳамчунон нур.
Кўзим очдим, ки ҳолим бўлди ўзга
Тилим тўтии гўё бўлди сузга.
На тилда лафз бобинда калолат
На маънининг вусулинда малолат.
Муяссар бўлди бе таклифу бе ранж
Ки зоҳир бўлди мундоғ бир ниҳон ганч.
Дедим ул сўзни амр этгонларини
Хаёлим лавҳига битгонларини.
Йўқ эрса менга эрмас эрди лойиқ
Ки қилсам бул хазафнинг дурга лоҳиқ.
Билур эрдим ба ҳар навъи ки бўлса
Бу зар олтинни андак мис қўшилса.
Хирад аҳли тутар албатта маъзур
Анингким бўлса бир амрига маъмур.

Агар қил досам қилмоғдур ишимиз
Қабулу раддига йўқдур ишимиз.
Бу сўзнинг англагай фаҳми расо кас
Қачон дарёни қаърига етар хас.
Етар сўз гавҳарига марди ғаввос
Тамоми иши аввал шарту ихлос.
Чу кўрдунг хожанинг ўздан эрур пир.
Нега анга сочар сен кисаи дур?
Ки сўзниг аҳлига этмоглигинг хуб
Гухарнинг тоша урма – қилма маъюб.
Зукома ҳайф бўи сунбули гул.
Эшитгайму асим[1] илҳони булбул.
Эрур бе нафъ сурма чашми кўра
Чу ул тухме ки зоеъ буми шўра.
Эшитгил сўзни эй марди бафарҳанг
Ки сўз кўпдур, вале фурсат эрур танг.
Чу бўлди манга амри пири комил
Эдим бул неча сўз дурриға ҳомил.
Анинг ҳифзига бул сандуқи сина
Эди гўё чу тобути сакина.
Мани нодонни солди мушкил ишға
Қўюбман ноилож тишни тишиға.
Чу бўлди узр йўли манга масдуд
Яна хотирга келди бу масал зуд:
Ки бўлса зарга деҳқонни майли
Берур курмакка сув шолӣ туфайли.
Бўлур гоҳе гадо ҳам бой ичинда
Қаромуғ донаси буғдой ичинда.
Ба қадри васъ асъим бўлди ночор
Анинг назм айладим ким эрди даркор.
Бу сўзлар ким эрур чун дурри ноёб
Ким э бир нукта бирла қилса нобоб.
Ушал котиб ки эрмас марди оқил
Қилур бир нуктадин оқилни ғофил.

[1] *Асим – гуноҳкор*

Агар бир нукта кам бўлса садоқат
«Садоқат» ўрнига бўлғай «сад офат».
Ўшал котиб, ки бадтаҳрир бўлса
Ғалатхону ғалаттакрир бўлса.
Худоё сақла андоғдан сўзимни
Ки кўр айлар нуқат бирла кўзимни.
Ки ҳар кимни сўзидур ўзига хуш
Атосиға чу занги ўғли маҳвуш.
Сўзим хоҳи ҳазаф, хоҳи гуҳардур
Ки силки назмға чекмак ҳунардур.
Валекин даҳрким эрмиш чу бозор
Топилмиш ҳар матоига харидор.
Рафеъулқадрдур лўълуи хушоб
Садаф ҳам хор бўлмас бўлса асбоб.
Негаким неча муддат дурри шаҳвор
Садафнинг сўҳбатидан қилмади ор.
Зари холис бўлур кўрдингми мис ҳам
Ки топса сўҳбати иксири аъзам.
Қилурман сўзни нодонлик илан арз
Хатои саҳв бўлса анда бил фарз.
Карам қил, айла ислоҳ эй жавонмард
Агар мандек эрурсан соҳиби дард.
Арўси сўзга ман бердим чу ғоза
Сан ислоҳ айла ки дур бурди тоза.
Ки то шоҳид каби бул нусхаи хуб
Кўрунсун аҳли маънипарга маҳбуб.
Писандинг бўлса гар минг ичра бир байт
Мусанниф сан таъннат йўлидан қайт.
Эмас лозим ки қилсам сўзни такрор
Ки бул сўз зимнида бор неча асрор.
Ўқуб кўрғонда асрорин билур сан
Сафолар, кайфлар ҳосил қилурсан.
Илоҳи қил ўшал ҳосид кўзинг кўр
Ки ул бир нуктадин сўзни қилур шўр.

Дили аҳли карамдан илтимосим
Парешон рӯзгоримдек ҳавосин.
Жафои чархдан бағрим эрур хун
Замона жабридин ҳолим дигаргун.
Ким э бирлон ки бир дам бўлдум улфат
Ўшалдан бўлди ул жонимга кулфат.
Фалак қилди чунон жонимга истез
Жафо бошимға қилди жоладек рез
Эрур ҳар ким бу ҳоли бадға ҳайрон
Нечук бўлмас сўзимни рабти вайрон?
Суханварликка лозим хотири жамъ
Сабо йўқ ерда равшанроқ эрур шамъ.
Сўзимда кўп эрур саҳву хатоси
Хато ёлмақ каримларинг атоси.
Раво кўрмас манга таъну жафони
Ўқубдер мокадар хизз мосафони.

## КАЧБОЗ

Раҳимчон магӯ бадзабонест, бадгӯй
Даҳонаш чу он мистароҳест бадбӯй.
Ба бозии шатранч ҳирсаш баланд аст
Агарчи надонад кунад ҳам такӯпӯй.
Ба як дона сад бор гардад зи бозӣ
Ба болои бозист бадфеълу бадхӯй.
Мабодо ду – се мот гардад паёпай
Ки чун мӯи хукаш шавад мӯш бадмӯй.
Равад чон зи тан рангу рӯяш парида
Шавад рӯяш аз рӯи худ мурда бадрӯй.
Чу даврон зи ҳар кас зи качбозиҳояш
Тапонча хурда ҳам чу дафъ бар сару рӯй.
Ба ман ҳам чунин дӯш кач бохт шатранч
Ба як лаҳза шуд як ду – се моти хушрӯй.
Хичил гашту мурду маро доду нафрин
Маҳол аст бас тарки одат ба бадхӯй.

Агар рост пурсӣ – надидам Раҳимҷон,
Ба зери фалак чун ту каҷбозу каҷгуй.
Вуҷудат парешонии як ҷаҳон аст
Ки мардум гурезанд аз чанги бадбӯй
Зи дониш тиҳӣ гашта, аз ҷаҳл мамлӯ
Ту бадрӯй гуфти маро дӯш бадхӯй.
Чу ҳилму виқори маро чунки дидӣ
Маро хоҳ бадхӯй хон, хоҳ хушхӯй.
Ту азбаски бо ман қадим ошноӣ
Нагуфтам туро ҳеҷ аз он рӯй бар рӯй.
Вагарна ту бар дасти ман онҷунонӣ
Ки чун мурда бар дасти ин мурдашӯ гӯй.

## ХИЛОФИ ВАЪДА

Баҳори лола гузашту расид мавсими дай
На рӯи ёр бидидему не суроҳию май.
Биё ки мегузарад чун баҳор умри азиз
Мисоли боди хазон мерасад аҷал аз пай.
Асар зи ваъдаи хомат набуданаш то чанд?
Умедвории ман бо вафои он то кай?
Сабо, гузори ту афтад агар ба ҷониби ёр
Замин бибӯсу зи мо арз кун ба хизмати вай.
Вафои ваъдаи он сайри боғ аз ту чӣ шуд
Магар бурид туро дар ҷаҳон касе харпай?
Ки аз ту хотири аҳбоб он чунон ранҷид
Чунин муомила бо дигаре макун, ҳай-ҳай.
Вагарна мардуми олам мунофиқат хонанд
Ки қадри ту пас аз ин назди мо бувад лошай.
Ту чун ба ҷумлаи олам, ки фарди комил ту
Аҷаб муомила кардӣ таралла алла ла-лай.
Шабе ба кулбаи эхсони бандаат Файёз
Карам намо, биё, то шавад талофии вай.

# ҲАЧВ

Ман эрдим ваъдаи хомингни умединда ҳайронинг
Биҳамдуллаҳ, ки зоҳир бўлди энди чину ялғонинг.
Қаро кўнглинг каби сен энди кўп юзи қаро бўлма
Қаро бўлғой сенинг ул номи чун хуршеди тобонинг.
Кимеким манга бир хизмат буюрди муздининг берди
На кўрдим сендан охир, сўйлагил, жон бўлди қурбонинг.
Менга ким ёздурурсан ҳар куни бир даста векселнинг
Анинг муздига бир пул бергани ҳозир чиқар жонинг.
Отангдин санга бир мерос қолғон қарри қул эрдим
Туну кун ишталиб ол – қолмасун кўнглинда армонинг.
Кимеким манга бир хизмат буюрди муздини берди
На кўрдим сендан охир, сўйлагил, жон бўлди қурбонинг.
Берибсан тира кўнглунгдек менга бир хира кўзгунинг
«Назад отдам тебе, ей богу, если есть» пушаймонинг.
Ки то жоним ажал чанголидин чанголи зулмингдан
Қутулсин ким керак йўқ менға ўл миннатлик эҳсонинг.
Чунонам ваъдаҳои хоми ту бигзашт аз ҷонам
Синони Гевро бишкаст шасти макри пайконинг.
Сенинг ялғонларингдин оқибат чиқди раҳим жоним
Чиқарму бир йўли чин сўзласанг охир раҳим жонинг.
Фиребинг беадад бўлдию ялғонинг ниҳоятсиз
Етар бошигнга бир кун охири бул феъли шайтонинг.
Хабарда келдиким ялғончилар уммат эмас эрмиш
Нечук бўлғай билолмас ман ахири дамда имонинг.
Кимеким еса шоир ҳаққини исҳолдек сурғой
... зўридин озурда бўлғай роҳи поёнинг.
Бу сўзлардан олиб ибрат камолот айлагил ҳосил
Ки инсон қадрини билсун санинг ул нафси ҳайвонинг.
Сўзингни ман намози йўқ десам юз минг қасам ичдинг
Қасам урди сани ул ким тополмай келди меҳмонинг.
Санингдек ҳиммати кам бемурувват ошнолардан
Фано қофига анқодек қочар Файёзи нодонинг.

## ҒАЗАЛ

[illegible]

## РАҲМЕ КУН

Ҷони ман з-ин нотавон имрӯз камтар кун гила
Пои саъяшро фитод аз ҳарзагардӣ обила.
Баҳри тавфи иститонат сазад оҳанги сафар
Ҷуз ғами ту нест бо ӯ ҳеҷ зоди роҳила.
Пояи саъяш – хари ланге ки аз рафтор монд
Нест қодир як қадам монад дар ин раҳ бе ҳила.
Гар суманди хушхироми хома шавқи водият
Тай кунад сад сол натвонад зи сад як марҳила.
Раҳм кун бар ҳоли ин ҳайрону саргардони худ
Монда дар водии ғам танҳову дур аз қофила.
Он нишоти дар ҷавонибуда аз пирон маҷӯй
Нашъаи саҳбо куҷову кайфи сусти наргила.
Бекасу бемунисам ҳамчун сагони кӯи ту
Иститонатро ниҳодам сар ба уммеди ҳила.
Чун ба дастат доманаш афтад зи каф осон мадеҳ
Сар мапеч аз роъи ёри якзабону якдила.
Назди ман он кас набвад гар ба қавлаш устувор
Чист фарқи он муҳаннас аз занони ҳомила.
Ман сухан аз осмон мегӯям, ӯ аз ресмон
Ҳошалиллоҳ дидани рӯи зани ноақила.
Кай Низомӣ мешавӣ, Файёз, аз ин шеър чанд
Нисбати Уммон куҷо бошад ба дарёи Ила.

## ҒАЗАЛ

Кунун ки пир шудам заъф шуд маро ёрӣ
Ба ёди рӯи ҷавонист ашки ман ҷорӣ.
Хуш он замон ки ҷавон будаму мушкбор буд
Писанди чу ту нигоре қайри гулзорӣ.
Чу рӯзгор шикаст ба хотирам гузарӣ
На сабр монаду на тоқату на хушёрӣ.
Нигуна ашк парешон зи сағари чашмам
Ки буд сокин он базм чун ту дилдоре.
Ҳазор лутф намуди ба бурдани дили ман
Мазан нигори ман акнун дам аз вафодорӣ.
Вафотро набувад, ҷони ман, ки маъзурӣ
Шудаст одати хубон ба ин чунин ҷорӣ.
Ба ҷуз сухан набувад ёдгори ман ба ҷаҳон
Бад-он васила маро шояд ки ёд орӣ.
Каломи рӯҳфазоят дам аз масеҳ занад
Равон ба мурда бубахшӣ зи нағзгуфторӣ
Абас гуҳар мафишон, сабр пеша кун, Файёз
Ба ёди сангдилон бас чи ашк меборӣ.

## ҒАЗАЛ

Ҳар кас ба шаръи рост намерад чу роҳро
Охир чу тир мекашад аз сина оҳро.
Мебуд як муфаттини беаслу бадсиришт
Пудрат гирифта фиску фуҷури гуноҳро.
Шайтони маллапӯш зи шогирдҳои ӯст
Бинӣ варо ба сӯи худо чу паноҳро.
Ноҳақ зи ҷаври ӯ ба Сибир рафт зайду амр
Аз лой сохт як ду-се ялғон гувоҳро.
Масҷид бино намудани он ҳам фиреб буд
Фарзину фил дода кунад мот шоҳро.
Сури фалак гувоҳ, ки болои масҷидаш
Аз каҳкашони чарх бидуздид коҳро.

Махмуд-кўса номи бадаш дар ҷаҳон магар
Бигрифтааст шўҳрати ў меҳру моҳро.
Озор медиҳад ба забону ба дасти худ
Ҳамчун язид маъсуми пок аз гуноҳро.
Агар афтад муомилаат ногаҳон ба ў
Вақти ҳисоби ту даҳ кунад иштибоҳро.
Меҳмон шавад ба манзили ў ногаҳон касе
Бинад ба ҷои нон ба фалак курси моҳро.
Гар хондай зи даллаи мухтор қиссае
Устод буд ин ду ҳамон рўсиёҳро.
Файёз, ҳар ки хонд чу ин назми дилкашат
Андохт бар сипеҳри мусаррат кулоҳро.

## ҒАЗАЛ

Гуфтам: шабе ба ёр зи ораз фикан никоб
Гуфто: касе надид ба шаб рўи офтоб.
Бошад касод равнақи бозори мисли ҳусн
То ҳусни Юсуфии ту бошад дар обу тоб.
Чандон азоби меҳнати ҳиҷрат кашидаам
Гўё ба ҷони ман ҳама роҳат бувад азоб.
Хуш гуфтааст орифи билло ин сухан
Ал-ҳақ чи нуктаест, ки чу лулўи хушоб.
Бар мавҷи офатему умеди канор нест
Ташвиши роҳат ин қадарам дод изтироб.
Чизе агар надошт ба Файёз ин бас аст
Табъе ба мисли оташу нутке равон чу об.

## ҒАЗАЛ

Моро ҷигар зи баҳри ту бирёну дил кабоб
Аммо ту ҳамчу мо ба рафтан кунӣ шитоб.
Пайванди пастарин нашавад бо дарахти пир
Оре, зани ҷавон кунад аз пир иҷтино.

Домони васлат аз кафам осон намедиҳам
Омад ба дасти ман ба дусад меҳнату азоб.
Ашки равон ба сӯзи дилам коргар нашуд
Куштан маҳол оташи он ишқро ба об.
Шоҳи ҷаҳон туй чу муяссар шавад туро
Он дам, ки шаҳди шоҳиди шамъи шаби шароб.
На бими шаҳна асту на тарсе зи мӯҳтасиб
Онро ҳисоби пок чӣ бок аст з-эҳтисоб.
Ба ҳар саре ки буд чу савдои молу ҷо
Умраш тамом шуд ба раҳи дафтари ҳисоб.
Ҷонам видои қолиби Файёз карду гуфт:
Дурӯза умр доду маро ин қадар азоб!

## ҒАЗАЛ

Чу Фитрат ки аз шоирони кибор
Ба рӯи замин бошад овозадор.
Ба Қустантания чу он дилнавоз
Шабе карда аз сӯҳбаташ сарафроз.
Чунин гуфт он ҳомии роҳи дин
Ба Файёзи мискини зори ҳазин.
Ки андар Бухоро яке шоир аст
Ба ҳар илму фанни ҷаҳон моҳир аст
Хусусан, ки ашъори он арҷманд
Бувад назди диққатписандон писанд.
Ҳамин як ғазалро чу дур суфтааст
Муқаррар ки онро худаш гуфтааст.
Татаббӯъ намудам ба ӯ ин ғазал
Бимонад ба олам чу зарбулмасал.
Ту ҳам як татаббӯъ ба ин соз зам
Ки сози ғазалро шавад зеру бам.
Ба фармоиши Фитрати номдор
Бувад ин татаббӯъ зи Файёзи зор:
Хӯшаи бемағз рӯяд тухми хом афтад ба хок
Чун тани бесар ҷаҳони бенизом афтад ба хок.

Аз ҷафоят рехт чун анҷум сиришки ҳасратам
Ҳамчу тифлони ятиме, ки зи бом афтад ба хок.
Чор девори танат аз хишти хоми унсур аст
Ҳар нафас берун шавад як хишти хом афтад ба хок.
Чун зи саҳбои таманноят шавад паймона пур
Толиби омол тар гардад ки ҷом афтад ба хок.
Рози ишқатро зи ноаҳлон ниҳон медоштам
Тарсам охир ташти ин розам зи бом афтад ба хок.
Пилтан гуфто ба Рӯинтан, ки сулҳ аз ҷанг беҳ
Ту чӣ донӣ ин ду тан, охир кадом афтад ба хок.
З-ин татаббӯъ хиҷлатам, Файёз, аз Ҳашмат басе
З-он сабаб мижгони мо бад аз салом афтад ба хок.

## ҒАЗАЛ

Соҳибкараме хон яке ҳамватанеро
Бо сайри чаман ҳамраҳи ӯ чанд танеро.
Овард ба боғе ки надидем мисолаш
Фирдавсӣ барин сохта саҳни чаманеро.
Дидем гулистони ҷаҳонро на ба ин ранг
Садбарги тару бунафшаву ё суманеро.
Гулзору маю мутрибу маҳтобшабе буд
Кардем тамошое аҷаб Ширбаданеро.
Чун мавсими гул буд, ки ҳангоми нишот аст
Карданд тақозо ҳама шатранҷзаниро.
Бо гармии он сӯҳбати мо кард фалак рашк
Ногоҳ фиристод яке Аҳраманиро.
Мегуфт ба мо ваъз чу он зоҳиди бемағз
Сар кард ба гулзор сурохишиканиро.
Аз сӯҳбаташ аҳбоб шуданд аш мутанаффир
Мекард бурун аз даҳанаш моу манеро.
Фармуд ба ин банда, ки навбат ба ту омад
Аз лутф ту ҳам гӯй ба маҷлис суханеро.
Гуфтам: масале ҳаст, ки дар шаъни ту бошад:
Афсурдадил афсурда кунад анҷуманеро.

Аз гандадимоғи накунӣ ҳеҷ тафовут
То саргину то анбару мушки Хутаниро.
Мо ҷуръакаши ринди хароботи фаноем.
Бигзор ба мо хунхурию мӯйканиро.
Файёз, чи зоеъ кунӣ бо гандадимоғон
Ин роҳияи анбару мушки Хутаниро.

## ҒАЗАЛ

То ки ҷон дар кашмакаш дар байни ин арзу самост
Одамӣ чун дона байни ин ду санги осиёст.
Дар ҳақиқат хилқати инсон ки бошад фи кабад
Бӯи роҳат дар машоми ҷони инсон аз куҷост.
Тифли ӯ мактаб нашуд андар паи таҳсили илм
Ҷаҳли ӯ дар ҳолати пиреш бар ҷонаш балост.
Ашк аз ҳар ҷо ки мехоҳӣ, бигир, э сангдил
Бо чунин ҳолат, ки ман дорам ту чун гирӣ равост
Зӯҳди зоҳид ҳам бувад аз баҳри он хилди сақим
Тоатеро ман намебинам, ки гӯям бериёст.
Шуд ба доди ҷаҳди миллатҳо зи илму фан даво
Дарди бедармони беилмии моён бедавост.
Мерасад, Файёз бо ҳусни нуқотат он касе
К-ӯ бувад худ нуктасанҷу бо маориф ошност.

## ДАР БОРАИ ШОИРИ САМАРҚАНДӢ МУДАРРИС САИДАХМАДХОҶАИ ВАСЛӢ АЗ ФАЙЁЗ (ҒАЗАЛ)

Шоири сафсаттанависи мағрур
Буд овозаи ҳар табли тиҳӣ беҳ аз дур.
«Меҳрӣ»[1] аз бехабарӣ дар алабиёти худаш
Бинавиштаст зи ту як ғазали номанзур.
К-он дар ӯ на асаре файзу на оёти адаб

[1] Тахаллуси Ҳоҷӣ Муин Шукруллозодаи самарқандӣ (журналист)

Хонда ҳайрон шуда мо ҳеч накардем ҳузур,
Боз дидем, ки девони ту ҳам бефайз аст
Ҳар чӣ гуфтӣ ҳама мубҳам чу чароғи бе нур.
Ё сухангӯи ту санҷида бигӯ баъдалявм[1]
Ё чу мурда набарояд нафасат то дами сур[2]
Зи ту лозим набувад ҳарза барори чу ҷарас
Толибулилм мударрис шудай даҳякхур.
Хонда биниву нафаҳмию кунӣ худ инсоф
Ки маро кардӣ ба ин нукта навиштан маҷбур.
Гашт тазмин аҷаб байти Фузулӣ ин ҷо
Ҳасби ҳоли ту бувад дор ту моро маъзур.
«Чу аноқиб ба ду байте ки ба ҳам мебофӣ
Хешро мешумарӣ бонии байтулмаъмур».

## ҒАЗАЛ
### *(Матлаъ аз Абдуллои Файёз)*

Сад машаққат дар ҷаҳон дар кори осон дидаам,
Оқилонро дар ҳаросон дар ҳаросон дидаам.
Кай бисояд аҳли киштӣ гавҳари асрори баҳр,
Бе тааммуқ рӯшиносон рӯшиносон дидаам.
Лаззати таҳқиқ чун завқи самарқандӣ набуд,
Он чӣ гӯянд дар Хуросон дар Хуросон дидаам.
Лафзи бемаъни миёни халқ берун аз ҳад аст,
З-ин малолат ҳарф носон ҳарф носон дидаам.
Мавҷ ноомӯзиям аз турра дар гирдоб зад,
Гашти дарё бо худ осон бо худ осон дидаам.
Чархи гардун н-он наварзидаст бе саъи дақиқ,
Бе тааммул зер осон зер осон дидаам.
Бе таваққуф дар ҷавоб оғози овоз асту бас
Бар лаби халқон сад осон сад осон дидаам.
Қатъ кардан олами аҷнос бас душвор буд,
Ошноӣ аз ҷиносон аз ҷиносон дидаам.

[1] *Баъдалявм – минбаъд*
[2] *Сур – қиёмат*

Ғолибо бар назми ғолиб аҳгарам, айбам макун,
Аз манаш бар ғолиб осон ғолиб осон дидаам.

## ҒАЗАЛ

Кунун ки пир шудам заъф шуд маро торӣ,
Ба ёди рӯзи ҷавонист ашки ман ҷорӣ.
Хуш он замон ки ҷавон будаму муяссар буд
Висоли чун ту нигорию сайри гулзорӣ.
Чу рӯзҳои висолат ба хотирам гузарад,
На сабр монаду на тоқату на худдорӣ.
Чигуна ашк нарезад зи соғари чашмам?
Ки буд соқии он базм чун ту дилдоре.
Каломи рӯҳфазоят дам аз масеҳ занад,
Равон ба мурда бубахшӣ зи нағзгуфторӣ.
Ҳазор лутф намудӣ ба бурдани дили ман,
Мазан нигори ман акнун дам аз вафодорӣ.
Ба гиря он дили сахти ту меҳрубон нашавад,
Ҳазор Дачла шуд аз дидаҳои ман ҷорӣ.
Ба ҷуз сухан набувад ёдгори ман ба ҷаҳон,
Бад-он васила маро шоядам ки ёд орӣ.
Абас гуҳар мафишон сабр пеша кун, Файёз,
Ба ёди сангдилон бас чӣ ашк меборӣ?

## ҒАЗАЛ

Бубин ки хоҳ бузург асту хоҳ хурд ба ман,
Зи барри модари худ ҷаст мешавад душман.
Агар чи сагбачча хурд аст гирад аз поям,
Халосии ман аз он нест ғайри тарки ватан.
Зи ман касе ки биёмӯхт тирандозӣ,
Ба тири ҳодиса аввал нишонааш сари ман.
Бикоштам хима тухми накӯӣ дар дилҳо,
Ҳусули чун пари кохе надидам аз хирман.
Ту гӯш шав ки забоноварест хор кунад
Чу бингарӣ гули хар боғ сарв аз савсан.

Ба хуни дил чу агар тарбият кунӣ сад сол
Ту санги хора шунидӣ, ки шуд ақиқи Яман?
Гирифта роҳи муросо бигуфтаму гӯям:
Ки хирсро амаку хукро: тағойим сан.
Мапурс дарди дилам сурати намудан нест,
Ки хорхо ба ҷигар рафтаву ба дил сӯзан.
Худойро назари ҳимматаш ба сӯи касест,
Ки хонааш бувад ободу дӯст бошад зан.
Ба зери теғи ҷафо ҳамчу захм хандонам,
Намедарам ба тазаллум чу субҳ пироҳан.
Зи тоби дил натавонам задан даме бо кас,
Чунон, ки нолаи булбул ҳабоз пеши заған.
Зи сӯзи синаи Файёз мешавӣ воқиф,
Ки дар сухан ба ту як шаб шавам даҳан ба даҳон.

## ҒАЗАЛ ДАР АДАМИ ҶАВОБИ ИРСОЛИ ҚАСИДА

Чу дил зи сирри ниҳон ёфт рухсати гуфтан,
Хатост кард зи чун ту ҳаким бинуҳуфтан.
Аҷал чу боди хазон ғунчаи муроди маро
Қарор дод чу гул дар чаман ба нашкуфтан.
Макун ту гӯш абас ҳарзаи ғаразгӯро,
Ки табъи ту накунад хӯ зи мо ба ошуфтан.
Қасидае, ки намудам ба хизматат ирсол,
Ҷавоби он нанавиштӣ, хиҷил ман аз гуфтан.
Чу шавқи ту бурун орад зи қатраам Уммон,
Дигар куҷост дури мадҳи ту маро суфтан.
Ба ёди васли ту, Файёз, ҷумла шаб бедор,
Куҷост хоб ба ӯ чун ту хуфтан аз хуфтан.

## ҒАЗАЛ

Суғормиш ишқ ӯтиндан теша душмиш дасти Фарҳода,
Йӯқ эрса қайда эрди то ӯшал... фӯлода.

Қошинг меҳробини зоҳид илан обид агар кўрса,
Бирокғой элдин ул тасбеҳу куйдургай бу сажжода.
Маи лаъли лабинг кайфияти накдин билур эрса,
Биҳишти насяву уммедингда ўлмас зоҳиди сода.
Дедим: кўрдим сени, аммо ки Юсуфнинг эшитмиз биз,
Деди: тасбеҳа қилмишлар парининг одамизода.
Таъаллуқ боридин озод эрдинг сарвдек бир умр,
Вале бўлдим асир ўлдим сенингдек сарви озода.
Очолмас нохуни гул укдаи табъи малулимнинг,
Нечук ким шод этмас хотири ношоднинг бода.
Агар афтодалар ҳолида раҳм этмак эрур вожиб,
Карам қил ҳолима, бир боқ, ки мандек борму афтода?
Жамолинг бир кўриб жон вермагимдан ғофил эрмиш сан,
Ки қилдинг қатлима ул чашми жаллодингни омода.
Биёбони жунунда бўлғуси Файёздек сарсон,
Дабистони адабда кимки боқмас панди устода.

## ҒАЗАЛ

Ҳеҷ кас ё раб чу ман аз модари гетӣ мазод,
В-ар бизояд бо чунин толеъ ки ман дорам, мабод.
Ҳар киро одам шумурдам дод чун ғўлам фиреб,
Панди ман бишнав: макун бар ҳеҷ одам эътимод.
Кор бо номард афтодан зи мурдан бадтар аст,
Ин суханро гуфт Рустам вақти мурдан бо шигод.
Бо ки менолам аз ин ҷабру ҷафоҳои замон,
То ба кай созам зи зулми чархи бебунёд ёд?
Заҳра гардад дар даҳони марди беиқбол бол,
Бо кӣ мегӯи зи дасти бахти беимдод дод.

## ДАР САБКИ ФАЙЁЗ. ВАСЛӢ

Омад ба муғон соқӣ паи айши мудомаш,
Э бодапарастон бинамоед саломаш.
Он соқии гулчеҳра бигирад ба кафаш ҷом
Бидҳад қадаҳе яксара бо ҷумла ғуломаш.

Ҳар кас зи кафаш як қадаҳе бода кунад нӯш,
Мадҳуш шавад, афканад аз даст зимомаш.
Аз соқии мо ғабта барад соқии кавсар,
Ҷаннат бикунад оташи сӯзанда ба ҷомаш.
Дар хона ба шаб гар фитанад парда зи рухсор,
Моҳ баҳри тамошо бинишинад лаби бомаш.
Аз рашки рухаш курта дарад гул ба гулистон,
Сад сарв ғуломаш кунад аз тарзи хиромаш.
Хонад ғазали Васлӣ чу сархуш шавад аз май,
Пайдост аз он нашъаи саҳбо бо каломаш.

## ПИР ВА МУРИД

Гӯш агар доред, гӯям қиссаи пиру мурид
Дар ҷавори мо ҳамеистод ҳамчун Боязид.
Чист он хулди барин хонанд номаш мардумон,
Сӯҳбати он зоти олӣ буд гар ҳар кас бидид.
Эътиборе кард пайдо дар миёни мардумон,
Чун имоми аъзаме дар аҳди Ҳорунаррашид.
Аз муридонаш иморат кард марди тангдаст,
Гуфт: мехоҳам дару роме кунам аз ҷӯби бед.
Пир гуфто: ду дару ду ром дорам аз чинор,
Бо ту бидҳам, ки бувад к-аз устоди Мирсаид.
Он чунон таърифу тавсифи дару ромаш намуд,
Аз ҳавас об аз даҳони он муридаш мечакид.
Чун мурид аз пири худ он меҳрубонӣ гӯш кард,
Ду дару ду ром аз ӯ бо чордаҳ червон харид.
Ҳам ҳамон соат пулаш доду видои пир кард
Бо чунин кораш фалак ангушти ҳайрат мегазид.
Чун пас аз як моҳи кори он иморат шуд тамом
Бо нишонданҳои он рому дараш навбат расид,
Хост то рому дараш орад ба сӯи хонааш,
Бо ҳазорон шавқи беҳад завқу бо чандин умед,
Чунки биншонид ӯ рому дараш бар хонааш

На кушоиш аз дару не хайр аз ромаш бидид.
Як дару роми шалақ монанди тобути мазор,
Гар ба гӯристон барандам мурда аз вай мерамид.
Гар кушой гашта маҳкам карданаш амри маҳол,
В-ар бипӯшӣ, чорааш ғайр аз шикастан кас надид.
Ғайри ҳайрониву сарсониву саргардониаш,
Чист ҳосил аз чунин савдои мурдору палид.
Шуд зи ислоҳи дару ромаш умедаш мунқатеъ
Фотиҳа хондаш ба арвоҳи дару роми язид.
Ҳеҷ кас аз баҳри ислоҳаш зи наҷҷорон намонд,
Оҷиз омад сад Умаршеху сад Устомирсаид.
Чун дару роми шалакро пири пуртадбири ринд
Бо баҳои том зад бар гардани нодон мурид.
На пули дар шуд иқола, бо муриди худ зи пир
На масоил коргар шуд на ду сад соли ... ?
Ғабни фоҳиш гашт воқеъ чун ба савдо чора чист
Дам фурӯ бурдан паи афсун лаби худ мегазид.
Зулм кардан бо муриде пир чандон хуб нест
Он киро аз заъфи пирӣ оби бинӣ мечакид.
Қиссаи ин рому дар афсона шуд бар мардумон
Ҳар касе бишнид баҳри дидани он медавид.
Пир омад бо тамошои дари меҳмонсаро
Қуфли дар ҳаргиз нашуд во бо дуову бо калид.
Дар кушодан пири пуртадбир чандон зӯр кард,
Дар шикасту пардаи пиру кароматаш дарид.
Бас зи меҳмонхонааш рому дари нобобро
Канд Файёзи ҳазин азбаски бо ҷонаш расид.
Ҳеҷ бо кораш наёмад тахтаи рому дараш
Фарши мабраз карда бо рому дараш шошиду рид.
Чун дари уммеди ислоҳаш зи мардум баста шуд,
Аз ҷамеи халқи олам кард ӯ қатъӣ умед.
Бо дусад сӯзи дилу ашки равон бардошт даст
Фотиҳа хонди ба арвоҳи дару пири Язид.
Баъд аз ин бо ҳеҷ кас имкони омезиш намонд,

Рӯ ба саҳро карду аз дунболи рому дар давид.
Бо биёбонҳо бирафту хок бар сар мефишонд,
Бо чунин захре, ки ӯ аз дасти пири худ чашид.
Чун муридаш шоири хуштабъи хуштақрир буд,
Ҳамчу дур инро ба силки назм дар дафтар кашид.
Аз барои ибрати таърихи аҳли рӯзгор
Ёфт лозим дарҷ кардан қиссаи пиру мурид.
Шоири маҷнун зи пираш дарди дил холӣ намуд
Навбати нолиш ба зулму ҷаври гилкораш расид.
Тӯрааш маҳ карду Оллохӯҷааш таҳ мекунад,
Аз тамомии иморат шуд муридаш ноумед.
Ин қасида аз муриди хоси худ пираш шунид,
Шуд зи кирдораш пушаймон ранги рухсораш парид.
Ман насӯзам бо дару рому пули дунёи дун
Ҳайф доманро муридаш аз кафи пираш бурид.
Аз куҷо ёбӣ ту бо он банди яздонаш калид.
Аз азал парвардигораш инчунин гар офарид?

## ТАЪЛИМИ УСТОД

Сабзпӯше чу гунбази ахзар[1]
Монда ӯ аз замони Искандар.
Дид аз ман басе чу аҷзу ниёз
Дари лутфи инояташ шуд боз.
Гуфт аввал ки: «омадӣ зи куҷо?
Чи бувад ҳоҷатат ба хизмати мо?»
Гуфтамаш: э мадори харду ҷаҳон,
Бо ту маълум ошкору ниҳон.
Қобилият надоштам харчанд
Омадам ман ба хизматат зи Хуҷанд.
Боз гуфто ки: дар ҷавони ҳавас
Нест бе мулдасу матлаб кас.
Ҳоҷатию савол дорӣ агар
Соз маълум, ки фалотанҳар[2]

[1] Ахзар – кабуд
[2] Фалотанҳар – вақтро нагузарон. Муддаогӯ.

Кард бо ман дари иноят боз
Сӯҳбаташ гарм гашт, дуру дароз
Чун ки ӯ дид ҳусни гуфторам
Гашт бо нақду ҷон харидорам.
Гуфт: табъат ба шоири моил
Қисса кӯтаҳ, ки кард ӯ қоил.
Ҳеҷ мумкин нагашт худдорӣ
Шудам иқрору гуфтамаш: оре.
Гуфт: Ҳотиф ки шоири доно
Оре, ҳамаср ӯ бувад моро.
Дар замони амир Умархон буд
Ҳамнишинони нуктасанҷон буд.
Ӯ чу гул рафту хор мо мондем
З-он сабаб нуктае аз ӯ рондем.
Мардумони Хуҷанд хушфаҳманд
Ҳама аҳли камолу донишманд.
Метавонӣ шудан ту шоири нек
Бояд илми арӯз хондан лек.
Баъд аз он шеър гуфтанат хуб аст,
Ҳамаро дилпазиру марғуб аст.
Гар баёни бадеъро хонӣ
Шеваю расми шоирӣ донӣ.
Дуввӯмаш фитрат асту истеъдод,
Боз таълими хизмати устод.
Шеъри беилм беасос биност
Ҳар бино беасос гашт – фаност.
Чанд муддат ба хизматаш мондам
Илми ашъорро аз ӯ хондам.
Боз шахси дигар ба Косагарон
Марғинонӣ зи кимиёназарон.
Ҳарду ҳамному ҳамсулук буданд
Мулки ҳар илмро мулук буданд.
Ҳарду буланд пиру устодам,
Ҳарду доданд хатти иршодам.

[1] Авсалуллоҳ – аз ҳама бехтар

Сифати ин ду зоти бобаракат
Авсалуллоҳу[1] оли-ид-дараҷаат.
Ман ки бошам, ки дар қалам орам,
Мани каммоя шарм медорам.
Маргинонӣ ҳанӯз мебошанд
Тухми ашъор дар ҷаҳон пошанд.
Андигонӣ вале зи дори фано
Рахт бастанд сӯи дори бақо.
Шеърашон дар ҷаҳон бувад машҳур.
Ки ба чандин забон бувад машҳур.
Ин қадар бас бувад ки донишашон,
Шуда манзури Хисрави даврон
Шоҳи гетиситон Умархонро
Сарвари ҷумла нуқтасанҷонро.
Ҳусни гуфтору шеър пурасараш
Гашт манзури кимиёасараш.
Ғайри инъому лутфи шоҳона
Дошт махсус боз моҳона.
Ки ба ҳар ҳафта ошкору ниҳон,
Буд даҳ ашрафӣ зи шоҳи ҷаҳон.
Аввал ин китобро як байт,
Раги мафруҷро[1] чун равгани зайт.
Ёдгорам аз он ҷаноб бувад,
Ҳам иҷозат ба ин китоб бувад.
Сабаби ин китобро донӣ
То ба поёни ӯ агар хонӣ.
Ки ишорат аз он ҷаноб шуда
Нури файзаш чу офтоб шуда.
Лиллаҳул[2] ҳамд сӯҳбати покаш
Шуд насиби мани олампокаш.
Сӯҳбати ӯ чу сӯҳбати ҷон буд,
Нусхааш маҷлиси Умархон буд.

---

[1] *Мафруҷ – раги мафруҷ – дарди фалаҷ гуфтанист*
[2] *Лиллахул ҳамд – шукр ба худо*

Ғазали ӯ ба «Маҷмаушшуарост»,
На варо ҷои баҳс чун марвост.[1]
Пояи фазлу васфи девонаш
Бишнав аз Фазлии Наманганаш.

## МАСНАВИИ ФАЗЛӢ ДАР ШАЪНИ ҲОТИФ

Ба муфтӣ ки Ҳотиф бувад номи ӯ
Расид ин ғазал кард икроми ӯ.
Ба табъияти шаҳ ғазал кард рост
Ки шоиртар аз шоирони расост.
Ба шарҳи улум аст рангинхаёл
Ба услуби шеър аст ширинмақол.
Бувад ин ғазал аз мақолоти ӯ
Баланд аст қасри хаёлоти ӯ.

### Матлаъ

Андар ин рӯзҳо ба шаҳри Хуҷанд
Ҳаст шахсе ба зери кӯҳи баланд.
Боз аз олимони донишманд
Буд як ошнои ман ба Хуҷанд.
Гар ту хоҳӣ ки фазли ӯ донӣ
Боядат қасидаеро хонӣ.

### Баҳодурхон

Боз шахсе бузургу донишманд
Он ҳам аз фозилони шаҳри Хуҷанд.
Соҳиби иззи ҷоҳу мулку макон
Ибни Мирзо Муин Баҳодурхон.
Ин қасида ба шаъни ӯ гуфтам.
Дурри авсофаш инчунин суфтам.

### Матлаи қасида

Дар корҳои чарх ба ибрат кунӣ назар,
Бини чӣ корҳо ки аз ӯ хун шавад ҷигар.

---

[1] Марво – дуои хайр

Боз шахсе зи тоҷирони Хуҷанд
Ҳама кораш шуда ба халқ писанд.
Мисли ӯ кам дар ин ҷаҳон бошад
Ин қасида ба васфи он бошад.

### Матлаи қасида

Дӯш ораз гашт бо оинаи табъам кадар
Аз барои рафъи ӯ кардам зи гулзоре гузар.

### Матлаи қасида

Боз олам гашт аз нав тоза чун боғи чинон,
Мавсими гул гашту шуд қумрию булбул дар фиғон.

## ҲАЙДАРБЕК

Боз як қозии самарқандӣ
Бо ҳама илмҳо ҳунармандӣ
Фозиле аз миёни фозилҳо
Ки аз ӯ буд ҳалли мушкилҳо.
Бингарӣ дар миёнаи аҳбоб
Ту наёбӣ ба мисли ӯ ҳама боб.
Ҳақ ба ӯ дода турфа хислати нек
Исми ӯ гашта қозӣ Ҳайдарбек.
Ин қасида ба ӯ бошад
Васфи марди накӯ накӯ бошад.
Илми шатранҷ хуб медонад
Ки ба Файёз дона меронад.

## ДАР СИФАТИ ҲОҶӢ МИРЗО_БАРОТ-ТАБИБИ САМАРҚАНДӢ

Ҳакиме ки бар мурда бахшад ҳаёт
Масеҳи замон Ҳоҷӣ Мирзобарот
Ба ҳикмат бубинӣ чу Луқмон бувад
Ба дониш Фалотуни даврон бувад.

Ҳакими хирадманду Эсиваш аст
На ҳамчун табибони одамкуш аст.
Давое ки як бор бо хаста дод,
Дари офиятро ба рӯяш кушод.
Фулусе нагирад зи бечорагон,
Даво медиҳад аз худаш ройгон[1]
Сахию ҷавонмарди ҳимматбаланд
Бувад пояи қадри ӯ арҷманд.
Надонанд қадраш самарқандиён
Чу дур дар садаф карда худро ниҳон.
Ба ҳикмат ҳунарҳо ки дорад басе бас
Ба ҷуз ман намедонад онро касе.

## ҚОЗӢ МУҲАММАД САЛИМ

Боз фаровонаест марди ҳалим
Дошт чун исми хеш табъи салим.
Пояи кадри фазли ӯст баланд
Ки самарқандиён намедонад.
Ҳама аз илму ҳилми ӯ розӣ
Шуда ӯ ҳам мударрису қозӣ.
Файзи лутфи азал ба ӯст рафиқ
Шуда доно ба назму наср дақиқ
Дар балоғат, ки ӯ назир надошт
Зи худ ин нусха ёдгор гузошт.
Дар балоғат ту иқтидораш бин
Як намуна зи фазли ӯст ҳамин.

## ҚОЗӢ ИСОХОН

Боз як олими фариди замон
Исми ӯ гашта қозӣ Исохон.
Дар Самарқанд буд ӯ қозӣ
Ҳама аз адли ӯ шуда розӣ.

---

[1] *Ройгон – муфт*

Бо ҳама буд муршиду устод
Нест илме ки ӯ надорад ёд.
Мисли ӯ то ки дар вуҷуд ояд
Асри бисёру қарнҳо бояд.
Рост гӯям агар дар ин овон
Нест ҳам сангу ҳам тарозуи он
Пояи илмаш он замон донӣ
Шуда шогирд назди ӯ хонӣ.

## МАСНАВӢ ДАР ҲАҚҚИ ШОИРОНИ ЗАМОН

Навбат омад ба шоирони диёр
Гарчи ҳастанд шоири бисёр.
Васлию Тӯғралу Латифу Зариф
Чун Асириву сад ҳазор ҳариф.
Лек шеъраш ки дилписанде буд
Зубдаи шоирон Сипандӣ буд.
Васфи ӯ нест лозиму гуфтан,
Дурри васфаш чи ҳоҷати суфтан.
Шӯҳраи шеъри ӯст қоф ба қоф
Бингарӣ гар ба дидаи инсоф.
Аз дурафшониҳои ин устод
Ки ҳамин мустаҳзоди ӯст баёт.
Ту аз ин пояи камолаш бин
Ҳеҷ шоир нагуфтааст чунин,
Ӯ ба дари фано видоъ намуд
Вақти таснифи ин китоб набуд.

## МУСТАҲЗОД

Тифлонам аз гуруснагӣ ҳар шаб ба вақти ош
Мошу биринҷ гуфта ришамро кунанд талош.
Риши маро зи чанголи онҳо халос деҳ.
Яъне карам намой ту камтар биринҷу мош.

Бо хукми ту эй козии исломпанох,
Кардем талаб як уштур кох зи солехи оличох
кач кард нигох.
Гар аз ту санад бар аз коҳкашон осмон мебурдем
Имсол ба чои барф меомад кох мегуфт: макох.

## АБДУЛЛОЧОН БИННИ БӮХЧАБАРДОР МУЛАҚҚАБ БА «РЕБЕНАК»

Боз як навчавони оличох
Чони олам ба ном Абдулло.
Падараш буд марди хушёре
Лақабаш шуд ба «бӯхчабардорӣ».
Ин писарро чу зод модари дахр
Тарбият ёфт бачча дар ин шахр.
Ҳама умраш ба хизмати уламо
Гашт масруф шуд ачаб доно.
Кард пайдо ба худ ачаб хӯе
Кору бораш ба халқ некӯӣ
Ростӣ пеша кард сар то пой.
Чун алиф дар миёни чон шуд чой
Мардумак шуд ба дидаи мардум
Лек худро накард харгиз гум.
Бас ки ӯ дошт имтиёзи тамиз
Он чунон шуд ба чашми халқ азиз.
Ки касе ҳочате агар дорад
Ҳусну заннаш чу рӯ ба ӯ орад.
Ҳочати ӯ аз ӯ шавад мачро
Ҳамчунин рух бидод ҳам моро.
Гар ту хоҳӣ муфассалаш донӣ
Бояд ин кисса сар ба сар хонӣ.

## РУҶӮЪ НАМУДАНИ ФАЙЁЗ ДАР ИҶРОИ ҲОҶАТАШ БА АБДУЛЛОҶОН ВА МАҶРОИ ОН

Арзи ихлоси ин фақири ҳақир
Бод маъруӯзи зи он замирмунир.
Аз сари сидқу эътиқоди дуруст
Банда ҳар ҷо ки ҳаст – бандаи туст.
Субҳ то шом аз сари ихлос
Шом то субҳ аз ақидаи хос.
Нест шуғлаш ба ҷузъ дуогӯй
Нест фикраш ба ҷузъ ризоҷӯй.
Вирди ӯ шуд дуои давлати ту
Зикри ӯ шукрҳои неъмати ту.
Зиндагиро ки қадр медонӣ
Моҳи навро ту бадр мехонӣ
Чун насозад дуои давлати ту?
Парвариш ёфта ба неъмати ту?
Чун насозад дуои он ҷонат?
Ки бувад баҳраманди эҳсонат?
Доим аз ҳоли ӯ хабар дорӣ
Раҳм бар ҳоли зори ӯ дорӣ.
Мӯ ба мӯ, раг ба раг ту ҳолашро
Донӣ аҳволи пурмалолашро
Ки расида ба ӯ мусибати по
Аз қазо сад балову офатҳо.
Зану фарзанди нозанинаш мурд,
Ҳар яке буд ҳамчу Рустаму курд.
Бар сари ин мусибати бисёр
Аз ҷафоҳои чархи каҷрафтор
Рафта ҷавре зи Орифи билло
Ҷабри ноҳақ ба ҳаққи Абдулло.
Ки дар ин тангнои ҳайронам
Худ ту донӣ, ки хонавайронам.
Он касоне ки рӯзи мурдаи ман
Харҷ карданд баҳри гӯру кафан

Кӯзаву офтобаро зи кулол
Нася бурданд бо ҳазор малол.
Кафану Йиртишу манаҳбандам
Нася оварда аз Самарқандам.
Он яке пул ба мурдашӯён дод
В-он дигар музд ба гӯрковон дод.
Он яке дод аҷраи давра
Давра созад имоми бозавра.
Боз як навҷавонаки батамиз
Нася оварди низ нону мавиз.
Он, ки тобуди мурдаро овард
Он ҳам албатта як тамаъ мекард.
Он, ки оварди бӯрёву ҷав
Монда чизе ба ҷавфурӯш гарав.
Қисса кӯтаҳ, ки дафн шуд мурда
Ҳарчи мурда ҳанӯз нашумурда.
Баъди се-чор рӯз бар дари ман
Қарзхоҳон расида бар сари ман.
Биншастанд соате боадаб
Мисли он зоҳиде ба масҷид хаб.
«Яхши одам ӯзи билур» - гуфтанд
«Мурдани харжини берур» - гуфтанд.
Он чӣ андар бисоти ман мебуд.
Ҳама аз бекасӣ шуда набуд.
Чунки шаштан шудем мо бемор,
Ҳама афтода ҳамчунон девор.
Ҷумла бехушу безабон монда
Чор кас мурду ду амон монда.
Бо ду кас шуд дароз рӯзи бад,
Сарф шуд он чӣ буд мофилбад.
Лоҷарам ҳарҷи мурда бошад қарз
Шуд адояш бар гардани ман фарз
Пул надорам, ки қарзи худ диҳам
Гарданам пеши қарзхоҳон ҳам.
Фикр кардам, ки нест побанда

Дари бозе ба ҷуз Шаҳи Зинда.
Рафтам он ҷо ба сад дили афгор
Ба шуморам ҳазору сесад бор.
Буд чизе умеди ман з-он ҷо,
Андаке рӯда шуд сухан он ҷо.
Ҷан маҳ ин ғариби бечора,
Худ ту донӣ ки гашт овора
Ман чи нолам зи толеи бади ман
Нарасид он ҳазору панҷсад ман.
Ҳоҷати ман нашуд аз он иҷро
Аз карам ту магар кунӣ муҷро.
То раҳонӣ зи қарзхоҳонам
Ки халосӣ диҳӣ гиребонам.
Чанд рӯзе ки умри ман боқист
Ҷом бошад ҷаҳон, аҷал соқист.
Бандаи ту бувад дуогӯят
То ба мурдан бувад ризоҷӯят.
Чунки мурдан бувад ба ҳар ки ба пеш
Ту ғанимат шумор некии хеш.
Аламу дарди ман бувад бисёр
Зинда болои мурда дод озор.
Дили маҷрӯҳро ту марҳам неҳ
То ки гӯям туро ки аз ҳама беҳ.
Гарчи Файёз бад бувад ҳарчанд
Чи аҷаб аз карам кунӣ хурсанд.
Чист боис зи ту риҷоъ кардам
Хоҳ беҷову хоҳ ҷо кардам.
Боисаш ин ки эй улуҳиммат
Некӣ карда намекунӣ миннат.
Ёд дорам тамоми некиҳот
Авсадуллоҳ олиюлдараҷот!
Ин ҳама толеъи забуни мост.
Сababи бахти вожгуни мост.
В-арна на он чи ба ҳаққи ман кардӣ
Ҳама мебуд аз ҷавонмардӣ.

Ҳама дар хотирам бувад як-як
Чун зари соида ба рӯи маҳак.
Ту ба мо будӣ он валинеъмат
Ки пазӣ ҳар таоми хушлаззат.
Хоҳ дар кӯҳ буду хоҳ ба дашт
Бе ман он ман аз гулӯи ту нагзашт.
Кас фиристӣ ту бо аробаи худ
Ки маро назди ту расонад зуд.
То гуворо шавад туро он ош
Пас чӣ гӯям дигар – саломат бош!
Боз дар вақти бозгашт маро
Нест ин хел ҷои чуну чаро.
Ходимонат, ки то саҳар ба даранд
Бо ароба маро ба хона баранд.
Хоҳ зимистон, хоҳ буд баҳор
Ки пиёда нарафтаам як бор.
Ҳоҷатам то баромада зи даҳон
Буд он орзу муяссари ман.
Ҳарчӣ ноёб дар бисотат буд
Он ба чашмам агар чи нағз намуд
Пеш аз ман ба як баҳонаи ман
Ходимат мебарад ба хонаи ман.
Он чи базл асту ин чи эҳсон аст
К-ин чунин кор кори шоҳон аст!
Бист сол аст э ҳамидаҳисол,
Илтифотат ба ман ба як минвол.
Хоса ҳар сол чун шавад рамазон
Чун муаззин ба шом гуфт азон.
Кас фиристӣ, ки рав фалониро
Назди ман ор ёри ҷониро.
Чунки оям ба манзили хосат
Бингарам ман ба лутфи ихлосат.
Манзили хушҳаво чун хулди[1] барин
Ки надидаст кас ба рӯи замин.

[1] Хулд – ҷаннат

Ҳама бо фарҳҳои шоҳона
Дод орош соҳиби хона.
Баҳри меҳмон чи ранҷҳо бурда
Суфраҳои аҷиб густурда.
Аз ғизоҳо ҳазор гуна таом
Нафси аммораро диҳад таском.
Мураттаб хама ҳакимона
Чида ҳар суфраҳо ба ҳар хона.
Ҳамчунон ки ба суфраи шоҳӣ,
Мурғчӯҷа аст ҳамраҳи моҳӣ.
Баррабирёну нони гарми латиф
Донад онро ки дошт табъи зариф.
Ҳар кие аз анор бо манту
Бишнавӣ васфи манту аз ману ту.
Дулмаву қозу шӯрбову палав
Пухта таббохи матбаҳи Хисрав.
Лаззати таъми ӯ касе донад
Умрҳо дарси табхро хонад.
Дар палав буд санъати тоза
Ки масолеҳ ҳама ба андоза.
Ҳар биринҷаш мисоли марворид
Ки зи ҳар дона нур меборид.
Ман чӣ гӯям зи васфи санбӯса
Дасти таббоҳ лоиқи бӯса.
Қанду ҳалвову ширaву шарбат
Ки ба хӯрдан намерасад навбат.
Ба қадаҳҳои тоза шарбати об
Нӯши ҷон мекунӣ, ки қанди гулоб.
Аз фавокӣ[1] ҳазор гуна бувад,
Ақл ҳайрон, ки он чигуна бувад.
Ин таоме, ки килки ман бинвишт
Бини онро магар равӣ ба биҳишт.
Сифати он таомҳои латиф
Гар нависад ҳазор табъи зариф,

[1] *Фавокӣ – меваҷот*

Насихате ки ба девони Ҳофизи Шероз
Ба зар навишта бидидам, ки ин чунин рақам аст:
«Ғанимате шумор эй шамъ васли парвона
Ки ин муомиларо лутф то ба субҳи дам аст».

## ҚАСИДАИ ҶОМАИ КӮҲНА

Қасидае, ки ба мадҳат зи шоирони рашид
Ҷавоҳирест, ки онро ба силки назм кашид.
Иборати хушу мазмуни дилфиребашро
Надида дидаи даврон, на гӯши ҳуш шунид.
Писанд шуд ба Асирию офаринҳо гуфт
Ки он ба вазни иборат гуҳар ҳамесанҷид.
Вале ба банда зи кам илтифотат табъаш
Зи пас ки соҳиби инсоф буд меранҷид.
Ки ҳеҷ кас дури васфат бад-ин тариқ насуфт
Ки дар талофии он ҷомакӯҳнае ки расид.
Ҳанӯз як қадам аз манзилат нарафта берун
Атои мундарисамро ба бар накарда дарид.
Риҷост аз ту ки имрӯз, э фариди замон
Ки аз камоли хунук ранги ман чу коҳ парид.
Бубин, ки моваҳои ту дар хунук зи урёнӣ
Чу мурғи бепару боле, ки сахт меларзид.
Нигар ба баҳяи кафшам, намуда ангуштам
Ба ҳарзагардии ман кашфи ман ба ман хандид.
Умеди ман зи ту ин буд аз қадирдонӣ
Раҳоияи бидиҳӣ з-ин азобҳои шадид.
Маро миёни ялон сарфароз гардонид
Кунӣ ту марҳамати хеш тозаву таҷдид.
Ба ҷӯш омада имрӯз баҳри ҳиммати ту
Сазад ба банда кунӣ илтифотҳои ҷадид.
Ба баҳри ҷуди ту олам ғариқ ғайр аз ман
Ба коми ман зи атои ту қатрае начакид.
Аз он сабаб зи ту оҳуи табъи ман имрӯз
Чу ваҳшие, ки паи одамӣ бидиду рамид.

Касе ба васфи худ бингар гуҳарфишонӣ кард
Ба мақсадаш агар зар фишонӣ меарзид.
Ғар-аз зи тӯли каломам муроди ман ин аст
Худой ваъда бикардаст дар каломи маҷид.
Ба як дирам ҳасаноти ту даҳ иваз бидиҳам,
Аз ин дигар ба сахий боз ваъда асту ваид.
Ба шукри давлату чоҳе, ки ҳақ туро додаст
Инро бубахш ту чизе, ки ҳақ туро бахшид.
Ки аз атои ту ин ташналаб намонад хушк
Чи ҳуснҳост бубинӣ дар ин ба гуфтушунид.
Ки то ҳасуди ту накшод лаб ба таънаи ту
Ки гуфт мадҳи ту Файёзу бас вай аз ту чи дид.

## ҚАСИДА ДАР ҲАҚҚИ ҚОЗӢ БУЗУРГ

Санои холиқи кавнайн фоили мухтор
Ки амри кун ила халқ этти йӯхдан на кивор?
Зиҳи замони саодат, ки ул замони шараф
Назар замонамиза бу кишу ул эрди баҳор.
Ажаб замонада келди ки исмдур барзах[1]
Ажаб муомила халқ ичра турфа бир рафтор.
Киме ки дӯст десанг эрди сенга ул душман
Киме ки ёр десанг, шубҳасиз, эрур ағёр.
На мӯнисе ки ба он як даме кунӣ сӯҳбат
На як ҳаким ки дарди дилат кунӣ изҳор.
Магар ки қозии ислом он бузурги Хуҷанд
Ки буд он ба жаҳон тӯтии шакаргуфтор.
Ул эрди гулшани жон ичра хушнаво булбул
Ул эрди шоиру донову олими диндор.
Ки ул бадеҳада мандин ҳам эрди чобукроқ,
Жондан ӯтти кӯнглимни айлада афгор.
Чунон бадеҳада ҳозиржавоб эрмиш эди
Анин кабӣ йӯқ эди ринди зираку ҳушёр.

---

[1] *Барзах-чизе дар миёни ду чизи ба ҳам муқобил истода*

Ҳамиша банда билан шўхлик қилур эрди
Баним элан ҳамадам кор эрди гуфтугузор.
Ёзиб эли менга мактуб шўхлик бирлан
Ки андамундарижж эрди латифаи бисёр.
Манам жавобина филфавр айладим иншо
Ки э латифаларинг ҳар бири дури шаҳвор.
Бадиҳа бобида чўқ форсида чобук сан
Кел энди турк тили бирла айлаюк такрор.
Агар ки туркида ҳам форсий каби эрсанг
Камолу фазлинга бан жондин этмишан иқрор.
Сухан дароз шуд аз матлабам фитодам дур
Ки буд марҳамати ў маро ҳазор – ҳазор.
Ки на ба гуфтану на дар навиштанам гунчад
Чи корҳо ки ба ман кард он накўкирдор.
Падар дар ҳаққи писар ҳаргиз ин карам накунад,
Ки он чи кард ба ҳаққам накўии бисёр.
Шабе набуд, ки ў аз тамоли марҳаматаш
Наёмадӣ ба маконам пиёда дар шаби тор.
Ба шўхию ба зарифию ринду ҳушёрӣ
Шаби дароз шудӣ рўз бин ки охири кор.
Чу бомдод бурун аз дарам агар нигарӣ
Ки маҳрамону ғуломони ў қатор-қатор.
Ба дасти ҳар ки чу шабдези Хисраву Парвез
Саманди тезхироме чу пайки хушрафтор.
Ишоратам бикунад аз камоли макраматаш
Худаш пиёдаву гўяд ту шав ба асп савор.
Маро савор кунанду баранд то боғаш
Ба ин муомила ҳайрон тамоми шаҳру диёр.
Ту боғро нигари ҳамчу рашки боғи Ирам
Миёна фарши зумуррад, ду ҷонибаш гулзор.
Ҳазор навъ зи асбоби базм тайёр аст
Зи соқиёни сумансоқу мутрибу сетор.
Тамоми рўз ба шодию бо фараҳ гузарад
Чу шаб шавад паи белона меравад ба шикор.

Ҳамеша умри  азизаш бад-ин  тариқ гузашт
Расид то ки хазону гузашт фасли баҳор.
Ҷудо набуд даме ҳамчу сояаш аз ман
Ба маҷлисе ки набошам надошт сабру қарор.
Шабе ба мавсими гул дар миёни  гулзоре
Нишасту гуфт ки бингар-ғанимат аст  баҳор.
Бигуфт  байти аҷибе ба хотирам бирасид
Чу хуш навишта Низомӣ  ба «Маҳзан-ул-асрор»:
«Ба  оламӣ ба ҷаҳон боз хуштар аз чист
Ҷавонию маю  маъшуку сабзаю гулзор?!»
Бигуфтамаш ки ба девони Ҳофизи Шероз
Аз ин қабил ишорат бувад ҳазор-ҳазор.
«Дар ин замона рафиқе ки холӣ аз халал аст
Сурохию маи нобу сафинаву  ашъор.»
Чи  байтҳо ки дар он базм ба ал-балоҳа бигуфт
Сазад ба гардани ҷони ҷаҳон кунӣ тӯмор.
Балеҳаҳо, ки маро он  ба форсӣ бигуфт
Латифаҳо, ки ба туркӣ чу  лӯлуи шаҳвор.
Хумори он маи гуфтори софу машраби ӯ
Рабуд охир аз ин бандаи ту  сабру қарор.
Ҳамеша буд муаттар машоми ҷони ман,
Зи бӯю ройиҳаи он гули ҳамешабаҳор.
Гузашт он зи ҷаҳони харобу пурҳасрат
Бикард тонри руҳаш ба сӯи хилд фирор.
Накарда раҳм ба танҳоиям маро бигзошт
Бирафту гуфт ки ин байтро бикун такрор:
Фиғон ки аз ҳаракоти сипеҳри каҷрафтор
Фитод тарҳи ҷудоӣ миёнаи ману ёр.
Чу ман зи кӯҳнагуломони даргаҳаш будам
Бирехт аз садафи чашми ман гуҳар бисёр.
Вале чи суд, ки ӯ рафту дер мондам ман
Зи дер монданаш охир азиз гардад хор.
Қасидаро ба дуои хатм карданам беҳтар
Чунон ки қоидаи шоирест дар ашъор.

Фурӯ ба фикр бирафтам, ки беҳтарини дуо
Чу бошаду чи бувад дар ҷаҳони ноҳамвор.
Шабе таваҷҷӯҳи ман шуд ба олами арвоҳ
Ки дар дуо маладшон расад ба бандан зор.
Намуд руҳи Низомӣ чу бо ҳазор шараф
Ба назди ӯ шуаро саф-сафу қатор-қатор.
Чу Хисраву Ҳасани Деҳлавию з-ин амсол
Ки номи ҷумла намегунҷад андарин тӯмор.
Дар ин миёна Фузулӣ шуд аз куҷо ҳозир
Бихост изн бигуфто ки ман наям агёр.
Ишорате зи Низомӣ чу бо Фузулӣ шуд
Ки он ду байт, ки гуфтӣ, дубора кун такрор.
Зи рӯи фахр Фузулӣ чунин бигуфт маро:
Нигар чигуна ба мову ту гашт толеъ ёр.
Қасида аз туву бошад дуо аз ин маҷлис,
Ки рои руҳи бузургон бар ин гирифт қарор.
Дар ин қасида дубайти маро ту танзим кун
Ки аз ману ту бимонад дар ин ҷаҳон осор.
Ҳамеша то фалаки тезгард доири давр
Давом то ки ӯла амри олам истимрор.
Сан эй ки жумлаи одамда фарди комил сан
Паноҳи амру амонинда сақласин саттор.
Гаҳе зи ҳоли мани нотавон бигир хабар
Зи банда чун падари худ карам дареғ мадор.
Манам ба шеър ба туркӣ кам аз Фузулӣ наям
Вале чи суд, ки толеъ маро набошад ёр.
Ба форсӣ чу ба шеъри фасеҳи ман нигарӣ
Сафои ҷавҳари ӯ ҳамчу теғи ҷавҳардор.
Ту чун ба қадри сухан мерасӣ чунин гӯям
Кароматӣ ту маро гарм мекунад бозор.
Вагарна ҳавсалаи он куҷост бо Файёз
Ки як латифа бигӯяд барои сад динор.

## ҲАҶВИ САВДОГАРОНИ ПИШОВУР

Аз мардуми Пишовурӣ мебош пурҳазар
Ҳаргиз марав ба манзили ин қавм бехабар.
Халқест ин гурӯҳ, ки мо озмудаем
Суде касе надид аз эшон ба ҷуз зарар.
Оянд назди ту на салом асту на алейк
Берун раванд низ ба монанди гову хар.
Гар корашон фитад-ба ту бошанд чун ғулом
Кори ту гар фитад-накунандаш ба ту назар.
Замбӯри беасал ба ҳақиқат ҳамин гурӯҳ
Борони бемаҳал, ки бувад халқро зарар.
На уҷраест[1] хизмати шоистаи туро
На миннатест хун кунӣ аз баҳрашон ҷигар.
Меҳнат туро хатост ба ин қавми бебасар
Хизмат туро ҳубост ба ин халқи беҳунар.
Дар ҳуҷрае ки чун шаби тор асту гӯри танг
Маскан кунанд як саду панҷоҳу ду нафар.
Ҳамчу магас, ки бар сари мурдор гашта ҷамъ
Ё кирми мабразе ки биҷӯшанд дар назар.
Бар рӯи хона аз хасу хошоку гандагӣ
Маълум нест он ки замин аст ё дигар.
Як кори хайр кас нашудаст з-ин гурӯҳ
Ғайр аз фасолу фисқу фуқуриву шӯру шаръ.
Бо қавми хут нисбаташон мерасад магар
Зан дар Пишовур асту худ ливотагар.
Аз рӯи кибр ҳар як аз эшон ба замъи хеш
Бошанд чун фароина созанд карру фар.
Аз фазлашон мапурс, ки он фазли Аҳмадаш
Ҷонро бибохт дар раҳи савдои симу зар.
Фазли илоҳиаш, ки илоҳо набинамаш
Он рӯи номубораки рӯбоҳи ҳилагар.
Дар мистирох дид ки нафъест як фулус
Худро зи боми харҷ ҳаво мелиҳал ба сар.

---

[1] *Учра-музд*

Дар мактаби фиреб нахонданд ҷузъ дурӯғ
Шуд илми ҳила дар дилашон нақши калхаҷар.
Ё раб, нигоҳ дор ту аз сеҳри соҳирӣ
Яъне зи макру ҳилаю қавми пишовурӣ.
Ҳар кас ки бо пишовариён ошно шавад,
Бо сад балову меҳнату ғам мубтало шавад.
Қорун бувад агар ба мисл лек андарин ҷаҳон
Андар бисоти хеш чи дорад-адо шавад.
Нагзашта чанд рӯз бубинӣ ки ҳоли ӯ
Чун ман зи молу мулку манолаш ҷудо шавад.
Сармояаш набинӣ ба ҷузъ хатти муфлисӣ
Бе шакку шубҳа оқибат он кас гадо шавад.
Аз вай тамоми шаҳр бипӯшанд чашми хеш
Расвои радди маъракаву кӯчаҳо шавад.
Аҳлу аёли ӯ ҳама сарсону дарбадар
Шамъи маоши зиндагиаш безиё шавад.
Иқболи ӯ мубаддали идбор мешавад
Рахшон суҳайли толеи ӯ чун саҳо шавад.
Ҳар шодие ки дошт мубаддал ба ғам шавад
Асбоби тӯи ӯ ҳама сарфи азо шавад.
Ҳолаш расад ба мартабаи ҷонкании саг
Охир ба марги хеш, бубинӣ, ризо шавад.
Ҳар ҳилае ки ҳаст ба олам чу бингарӣ
Пайдо шавад зи халтаи чои пишовурӣ.

## ДАР ТАЪХИРИ РАФӮЪ НАМУДАНИ ПӮСТИНИ ФАЙЁЗ

***(Ба Мулло Султони пӯстиндӯз)***

Ба ҷумла халқ бувад пӯстин барои дай
Маро барои баҳор аст пӯстин, ҳай-ҳай.
Гадои даргаҳи султони пӯстиндӯзон
Ба сад ҳазор адаб инчунин навишт ба вай.

Ки бо ту баҳри рафӯъ[1] пӯстин супорад кас
Хурӣ чу мӯйхӯрак пас дигари наёри қай.
Чаҳор моҳи зимистон наёмадӣ як бор
Магар бурид туро дар ҷаҳон касе харпай?!
Магар туроcт падар ғӯлу модар албастӣ
Шудӣ ту зода чунин коҳилу гарангу ганай.
Ки ман бараҳнаву дар ларзаам тамоми рӯз
Ки фикри ту ҳама шаб ишрату сороҳию май.
Чи нолаҳо ки накардам зи шиддати сармо
Ба гӯши ту надароянд ба ғайри нолаи най.
Чи ваъдаҳои дурӯғе накардай ҳар дам
Чи ҳилаҳо ба хилофаш накардӣ пай дар пай
Зи сахтии хунукаш... ин ду хояи Файёз
Бигӯ, чу... ӯ гадоён биларзад то каю кай?

## ҚИССАИ ҲЕЗУМКАШ

Буд соҳибдиле ба шаҳри Хуҷанд
Ҳиммате дошт ҳамчу арш баланд.
Чун масеҳо дар ин гиреваи танг
Дошт андар бисот як хари ланг.
Буд кораш ба рӯз хоркашӣ
Хари лангаш барои боркашӣ.
Маскани он азизи бофарҳанг
Буд аз шаҳр дур як фарсанг.
Сумичак ном бар лаби дарё
Як тараф кӯҳу як тараф саҳро.
Андар он паҳн дашти ноҳамвор
Буд ғоре муқарри каҷдуму мор.
Турфа ғоре ниҳон зи чашми улус
Монда буд аз замони Дақёнус.
Дур аз мардуму қариб ба кӯҳ
Нашуд он ҷо касе зи ҳеҷ гурӯҳ.

[1] *рафӯ - ислоҳи ҷои даридаи пӯшокӣ, таъмири он*

Марди бисёрдони соҳибҳуш
Мӯҳр бар лаб ниҳода буд хамӯш.
Нақди ҷонро кунӣ ба роҳаш сарф
Нашнавӣ аз забони ӯ як ҳарф.
Маскани ӯ ба шаб ҳамон буни ғор
Рӯз мекард ҷамъ ҳезуму хор.
Кард дархост аз худои ҷаҳон
К-аз ҳалолаш диҳад ба ӯ лаби нон.
Ҳимматаш баст баҳри ризқи ҳалол
Нақши ҳезумкашӣ ба лаҳви хаёл.
Хуш бигуфтаст Сӯфӣ Оллоёр
Турфа байте ки чун дурри шаҳвор:
«Кафи бирҳёне ҷав ба як ҳафта
Беҳтар аз шакари риёрафта».
Гар ту хоҳӣ ғизои он донӣ
Сири буз буду парчаи ноне.
Сири бузро барои он дарёфт
Расмоне зи риши буз метофт.
То ба он ришта марди донишманд
Ҳезумашро кунад ба сурате банд.
Дошт аз баҳри пӯшиши тани қоқ
Чагмани кӯҳнаи ҳазорямоқ.
Дар баҳорони гарми чун дӯзах
Дар зимистони сарду олами ях.
Пири меҳнаткашидаи ношод
Буд синнаш қариб то ҳафтод.
Бишнавӣ ҳоли зори он сарамард,
Понздаҳ сол мешавад, ки чи кард
Бар сари ӯ чи рӯзҳо ки гузашт
Шаб дар он ғор буду рӯз ба дашт.
Дар зимистони сарду барфи хунук
Ба ҳамон чагмани зикри таҳу тунук.
Чоруқи садямоқа дар пояш
Рӯ ба саҳро ниҳода з-он ҷояш.

Мекашонид он ҷигарпора
Ҳезуму хорро ба пуштора.
Бо ҳазорон азоб ҳезуму хор
Мекашидаш пиёда то бозор.
Қимати он азоби ҳезуму хор
Дода будаш ба даҳ фулус қарор.
Ба ҳамон даҳ фулуси беҷанҷол
Ки зи сад шири модар аст ҳалол,
Мегирифтаст нону як сири буз
Боз бо як фулус ҳам тарбуз.
Ин бувад қути лоямути он
Аҷра ин аст меҳнат аст ҳамон.
Ҳамаи рӯзу ҳафтаву ҳама сол
Буд аҳволи ӯ бад – ин минвол.
Дар қудумаш касе чу зар резад
Ӯ чу зебак зи нор бигрезад.
Зари сурхе, ки сураташ дилкаш
Менамудаш ба чашми ӯ оташ.
З-он сабаб ӯ зи зар гирезон аст
Ки ба чашмаш чу нор сӯзон аст.
Ҳеҷ чизе нагирадаш аз кас,
Ҳикматаш чист-ӯ бидонаду бас.
Хаста Файёзи нотавону низор
Як назар кун ту бо ҳақиқати кор.
Бин, ки мардони раҳ бад-ин тадбир
Чун кашиданд мӯйро зи хамир.
Курраи нафси шуми беором
Бо чи диққат ба дасташон шуд ром.
Ҳайф ин умр бебадал, ки чу маст
Ҳеҷ коре накарда рафт зи даст.
Ибрате гир охир аз мардон
Чи куни хешро ту саргардон.
Баҳри як нафси шуми аммора
Он чунон гаштаи, ки овора.

Нафасе кун ту чашми ибрат боз
Назди ғафлат тамоми умр мабоз.
Умрҳо шуд, ки дар сарои сипанҷ
Шуғли ту гашт бозии шатранҷ.
Фикр кун як даме бути танноз
Бин, чи бинвишт Саъдии Шероз:
«Эй ки гаштӣ чу пойбанди аёл
Дигар озодагӣ мабанд хаёл.
Ғами фарзанду нону ҷомаву қут
Боз дорад зи сайр дар малакут.
Шаб чу ақди намоз бар бандам
Чу хурад бомдод фарзандам.»
Умри ман андар ин дурӯза ҷаҳон
Рафт дар фикри ошу ҷомаву нон.
Моҳии умр чун ба шаст афтод.
Ки зи маргам ҳанӯз н-ояд ёд.

* * *

Чу Мирзо бухорӣ, ки рафт аз ҷаҳон
Аз ӯ монд бисёр мулку макон.
Зи меросхорони он номвар
Бимонданд як духтару ду писар
Якеро бувад ном Маҳмудҷон
Ки номи дигар ҳарчи бошад ҳамон.
Дигар як зани пири фартуту қоқ
Шунидам, ки аслаш буд аз қазоқ.
Кумушой номаш, лақаб «Оя» буд
Магӯ оя онро, ки ҳарҷоя буд.
Ҳама умри он зан ба бозӣ гузашт
Чи бозӣ-ба чарминабозӣ гузашт.
Ҷудо монд рӯзе ки оя зи ҷуфт
Шабу рӯз он бо Адолат бихуфт.
Гаҳе он ба ин буд монанди шӯ
Гаҳи мисли шӯ буд ин ҳам ба ӯ.

Ба ҳаҷ рафту Мирзобухорӣ, ки мурд
Кумушойро дев аз раҳ бибурд.
Ба чарминабозӣ чи шуд мубтало
Гирифтор шуд ҷони ӯ бо бало.
Чи некӯ сухан гуфт он Қайкубод
Ки нафрини бад бар зани нек бод.

* * *

Айб эмас боғ ичра итлар чичса шабнам устина
Эй табиби муддаӣ сен чичма марҳам устина.
Кӯҳи ғам бошимда эрди ғофил эндин сер мани
Ғамга қолдурдинг мани зам бӯлди ғам ғам устина.
Юз жаҳон ғам юкдади ғам кӯрмаган беғам дилинг
Кӯҳи ғам остида қолган қомати хам устина.
Бу синиқ кӯнглумни синдирдинг кӯзим гирён этиб
Ӯйла ким сингон сабӯдан кетди сув нам устина.
Бермағил номуснинг Мирзо бухорӣ наслдек
Қӯймағил авқоти шумнинг оқибат... устина.

* * *

Ба толеъ назар карда дид аз нуҷум
Ки ҳиҷрат зарур аст аз Бухоро ба Рум.
Видои Ватан кард чун ҷон ба тан
Зи ман дур шуд ҳамчу ҷон аз бадан.
Зи канъон нигар Юсуфи ботамиз
Бурун рафт дар Мисри дил шуд азиз.
Шавад қадри гавҳар ба ҳар дам зиёд
Чу бар дасти гавҳарфурӯшон фитод.
Дародар варо гавҳаре то ба каф
Чу гавҳар бурун рафт ӯ аз садаф.
Ба Кустантания мақомаш шуда
Ба Абдулраҳим «Ҳоҷӣ» номаш шуда.
Ба наздики тоҷику турку араб,
Ашӯров шуда низ онро лақаб.

Бувад ӯ дар он ҷо бо айшу тараб
Зи ҳаҷраш ман ин ҷо ба сӯзу тааб.
Дилам з-оташи ҳиҷри ӯ тобнок
Фироқаш кунад анқарибам ҳалок.
Шудам дур аз ӯ ҳамчу моҳӣ зи об,
Ки ҷонам бувад бе рухаш дар азоб.
Бувад ақлу идроку табъаш баланд
Чи гӯям зи авсофи он арҷманд.
Ки ӯ аз ҷамеи ҳунар бохабар
Бидонад аз он қадри аҳли ҳунар.
Ба ҳар кас ки бо дӯстӣ аҳд баст
Ба як аҳду мисоқ шуд то ки ҳаст.
Ҷавонест дар ростӣ бе назир
Ки кораш бузургонаву дилпазир.
Чу гуфтори кори он хушманд
Бувад назди мушкил писандон писанд.
Чу дар васфи он соҳибимтиёз
Суханро накардам дар ин ҷо дароз.
Баён созам аз васфи ӯ андаке
Ки гӯё бувад аз ҳазорон яке.
Ки авсофи ӯ бениҳоят бувад
Ба оқил ишорат кифоят бувад.
Зи васфаш ҳамин бас ки дар ин замон
Набинӣ ҷавонмардтар з-ин ҷавон.
Ба мӯҳтоҷ Хотам агар зар диҳад
Бале, ин зари афсарӣ сар диҳад.
Замин то ки сокин фалак то ба сайр
Нодидаст чун ин ҷавони бехайр.
Зи хайраш ризо осмону замин
Бале,кори оқил бувад инчунин.
Зи «Бӯстон»-и Саъдӣ гуле оварам
Агар фазли ҳақ мешавад ёварам.
Чи хуш гуфт он шайхи олиҷаноб
Бувад ҳамчу дурри сумини хушоб.

Каромат ҷавонмардию нондиҳист
Мақолоти беҳуда табли тиҳист.
Налидам бад-ин васф ман ҳеҷ кас
Ба олам магар як ҳамин шахсу бас.
Ки андар ҷавонӣ хирад ёфта
Зи кори абас рӯи худ тофта.
М-ар ӯрост ин муҳаббат аз худой
Ки шуд соҳиби ақлу идроку рой.
Касе дар ҷавонӣ ки оқил бувад
Шавад пир-инсони комил бувад.
Бигарданам акнун инони сухан
Суханҳои нав беҳтар аз куҳан.
Забонам ба васфи касе банд буд
К-аз ӯ халқи бисёр хурсанд буд.
Ҳамин чанд байте ки дар васфи он
Бигуфтам ки набвад хилофе дар он.
Дурре буд носуфта ман суфтам
Ки бе муддаову ғараз гуфтаам.

* * *

Ул фузуле ки афсаҳи даврон
Табъи эрди мисоли оби равон.
Шуаро ичра эрди донишманд
Манга бўлди бу икки байт писанд:
Сарваро, гардиши сипеҳри кабуд
Доим Ўлмас мувофиқи мақсуд.
Богламас ҳеч шукуфа меваи тар
Аксари биттуги еринда табар.
Гар муяссар нашуд туро мақсад
Хотиратро малолате нарасад.
Дар ҷаҳон оламе, ки чанд фариқ
Ҳар фариқе бод чанд тариқ,
Чун Масеҳо зи баъзии онҳо
Ҷон ато мекунанд ба беҷаҳо.

В-он дигар ҳамчу боди сар-сар дон
Бувад он фирқа мардуми нодон.
Фориғ аз донишанду пур аз ҷаҳл
Кори диққат ба чашми эшон саҳл.
Назди он фирқа, ҷони ман, зинҳор
Бо ту ҷон бахшадам марав, э ёр.
Ки ба гулшан гузар кунанд агар
Ғунчаи гул хазон шавад яксар.
Табъи инсон ки мисли гулдаста
Мешавад аз шамолашон хаста.
Наздашон хору гил баробар буд
Қадри саргин баробар аст ба уд.
Наздашон неку бад бувад яксон
Накунандаш тафовути инсон.
Ҳоҷатат ногаҳон ба шон афтад
Ту зи эшон макун умеди мадад.
Ҳамчунон, э бародари ҷонӣ
Он чи гуфтам ту хуб медонӣ.
Андар ин аср 3-он гурӯҳ харест
К зи одобу илму ақл барест.
Бо чунон кас фитода ҳоҷати ту
Ки сараш пур зи бод ҳамчу каду.
Гуфтам, эй ёри меҳрубони ман
Балки дар тан туй равони ман.
Бигзар аз ҷумла орзуву ҳавас,
Ҳоҷати худ махоҳ аз нокас.
Гӯш нокарда бас ки панди маро
Ончунон панди судманди маро.
Ҳоҷататро ба ӯ намудӣ арз
Буд иҷрои он ба ӯ чун қарз.
Ҳоҷати ту аз ӯ нашуд муҷро
Нест ин ҳарф ҷои чуну чаро.
Бад гуҳар бо ту чун шавад маъто
Нашнидӣ ки асл ло яқто.

Гар надонист қадри ту он саг
Қадри Хуршедро чу хаффошак.
Хотират з-он мабод озурда
Марди доно наранҷат аз мурда.
Марди нодону мурда-ҳар ду якест
Қ-ан дар ин нукта ихтилофи нест.
Гила кардам хатост аз ҳайвон
Марди беақлро чу ҳайвон дон.
Лақабаш осмонисту маков
Ба Муҳамадшариф-тағой-«гов».

## ТАБРИК БА МУҲАРРИРОНИ ГАЗЕТАҲОИ «САДОИ ТУРКИСТОН» ВА «САДОИ ФАРҒОНА»

Хомаам боз гашт гавҳарбор
Ҳамчу найсон зи абри фасли баҳор.
Булбули хушнавои табъ маро
Боз шуд боз дар сухан минқор.
Хуфта будам ба кунҷи номокӣ
Кард файзи саҳаргаҳам бедор.
Гуфт: бархез, вақти хуфтан нест
Лиллаҳулҳамд гарм шуд бозор.
Шоҳиди мақсадат зи зери ниқоб
Чеҳра бинмуд чун маҳи анвор.
Ӯст донои қадрдоноён
Дода ҳақ бе такаллуфаш ҳама кор.
Ӯст донои назму насри дақиқ
Мӯшикофи латифа дар ашъор.
Бини[1] сити[2] «Садои Туркистон»
Рафт то бом гумбази даввор.
Рӯзи дигар «Садои Фарғона»
Табъ шуд ду ҷарида чанд ҳазор.

[1] *Бин- Шакли дигари «ибн»*
[2] *Сит-овоз*

Мутараққиб набуд халқи ҷаҳон
Оламе инчунин дар гулзор.
Эй мудири «Садои Туркистон»,
Борми сандек жаҳонда коргузор?
Эй мудири «Садои Фарғона»
Бу жаҳон сендин бўлди миннатдор.
Ҳимматингиз билан ҷарида чиқиб
Файз қилди ҷаҳонни тозабаҳор.
Тўлдириб бўйи мушк нобидан
Ҷон машомин чу таблаи аттор.
Лек бу икки тифли талъандек
Икки гулдур ки навраси бахор.
Қалам аҳлидин истар истарҳом
Шарти инсоф шул, ки ҳақлари бор.
Анга дойим мақолалар ёзибон
Мадад этмоқлари эрур даркор.
Ҳар тарафдан етишса имдоди
Қатра-қатра томиб бўлур анҳор.

## ТАКЛИФ КАРДАНИ ШАХСЕ БА ТЎЙ ФАЙЁЗРО

Маро ҳамсоядўкон буд марде
На оламдидаву на гарму сарде.
На дар хонаш касе ноне шикаста
Дараш якумр ҳамчун бахт баста.
На як меҳмону меҳмонхонадорӣ
На як мўҳтоҷро ҳоҷатбарорӣ.
На як сўҳбат, на як одобдида
Зи доноён на як панде шунида.
Шуда мўяш сафеду чашм дар хоб
Зи дасташ муфт рафта умри ноёб.
Биёмад назди ман рўзе ҳамин кас
Маро гуфто ки эй марди суханрас.

Накӯрӯ духтаре ҳамчун паризод
Худо дар охири умрам маро дод.
Басе муддат ки баҳри ин накӯрӯ
Биёмад хостгоронаш зи ҳар сӯ.
Набудӣ з-он яке ҳамкуфви[1] духтар
Сафол охир нашуд ҳам санги гавҳар.
Чу қисмат буд бо як марди косиб
Азал дидаст духтарро муносиб.
Умедам ин ки фардо мешавад тӯй
Қадам кун ранҷа бо тӯи ризоҷӯй.
Ба ӯ гуфтам: маро медор маъзур
Ки роҳ бисҳёр лою манзилат дур.
Ки ман пири заифу нотавонам
Ки роҳи хонаатро ҳам надонам.
Даҳонамро намонда ҳеҷ дандон
Мисоли пистаи бемағзи хандон.
На оши тӯи ту бар ман ғизоест
Туро тӯю вале бо ман азобест.
Дигар узрам: маро аспу харе нест
Ба сӯи хонаи ту раҳбаре нест.
Накарда гӯш узрам мардаки хом
Фақат бо рафтанам мекард ибром.
Чу дидам роҳи узрам гашт масдуд
Салоҳи кор андар рафтанам буд.
Вале ҷояш чунон мебуд дуре
Гадой топмас ба як гӯре чуқуре.
Пиёда будаму лой аз миёнам
Бигуфтам ҳарчи омад бар забонам.
Зи пеши ман баромад як накӯрӯ
Бигуфтам: хонаи Абдушукур кӯ?
Бигуфто: гар туро бо мурда кор аст
Ки ҷои ӯ дар ин Очиқмазораст.

[1] Ҳамкуфв - ҳамҷинс

Чу дидам ҳавлие чун оғили танг
Намеғунҷад касе ғайр аз хари ланг.
Ба ночорӣ даме он ҷо нишастам
Ҳамин тазмин чун гулдаста бастам.
Ба нодонӣ чу афтодам дар ин дом
Ба доно эй бурун ояд сар анҷом.
Дар ин асно нигар даҳ кӯкнорӣ
Биёмад аз кадом Очиқмазоре.
Ба умри хеш рӯи нон надида
Зи ранҷи фоқа бар лаб ҷон расида.
Ҳама афсурдадил чун нофаи мушк,
Чу марҷон хунашон дар устухон хушк
Ба сони чанд қоматҳо хамида
Зи рагҳо торҳо дар тан танида.
Яке чун беди маҷнун баҳри частан
Камар дархостан сар дар нишастан.
Яке баҳри такаллум лаб кушуда
Забонаш дар сухан хобаш рабуда.
Зи ҷоми ҳушмандӣ ҷумла махмур
Зи мурдан фориғу аз зиндагӣ дур.
Биёмад ходим, ошу сурфа овард
Ки онҳо даҳ, бо ман шуд ёздаҳ мард.
Ба даҳ кас як табақ оши хунук монд
Маро як нони чалпак тунук монд.
Чил арвоҳу як чалпак шунидем
Биҳамдулло, ки инро ҳам бидидем.
На як ошу на як нону на мева
Ки беҳтар буд аз он тӯи бева.
Ҳама осору иқболи бади ман
Наярзид он ба рафту омади ман.

# ДОНИШ

***(Дар бораи тариқи нигоҳ доштани тандурустӣ)***

Боз он нуқтасанҷи руҳонӣ
Кард оғоз гавҳарафшонӣ.
Гуфт албатта бар ҷаноби Шумо
Нест пӯшида к-ин табоии мо.
Бо ҳавоу бо одату ба макон
Мухталиф мешаванд дар даврон.
Ҳар касе дар мизоҷи худ бояд
Заруру нафъро беҳ бипаймояд.
Гар наёрӣ ба даст ҳоли мизоҷ
Ба маразҳо диҳӣ мудом хироҷ.
Аввалин шарти сиҳҳати инсон
Чанд чиз аст ба ҳар пиру ҷавон.
Офтобу насими софу латиф
Манзили хушу хушҳавову латиф.
Тану рахту зуруфи поку тамиз
В-аз касофот дурию парҳез.
Аз ғизоҳо муносибатро ҷӯ
Тандурустӣ диҳад ғизои накӯ.
Як табиби муҷарраби пухта
Дурри ин нуқтаҳо чунин суфта.
Ки ба ҳар нукта аз нуқоти замин
Ба ҳама фаслу дар тамоми сунин.
Намаку нону ширу байзаи мост,
Сабаби тӯли умру сиҳҳатхост.
Ҳаст дар ҷавҳари намак зи ҳаёт,
Он чи пайдо нагашт дар зулмот.
Хоҳӣ аз сиҳҳатат шавад ба камол
Баҳри хӯрдан биҷӯй оби зулол.
Хӯрдану хобу роҳ рафтани ту.
Ҷумла ояд баэътидол шавад
Маслаки эътидоли ҳол шавад.

Адами эътидол дар ҳама ҳол
Мекунад бунҳяи туро помол.
Рӯзҳо қадри вазъ кор бикун
Шаб ҳама роҳат ихтиёр бикун.
Вақти кофӣ ба хоби роҳати хеш
Ҳафт то нӯҳ шумур ба соати хеш.
Тани худ дар шабо хаста макун
Буняи хешро шикаста макун.
Чун ба пирӣ бибоядат сиҳҳат
Аз ҷавонӣ захира кун қувват.
Кам кунад умрро ба даҳр ду чиз:
Ғаму хулқи бад, э ду чашми азиз.
Гар ту хушхулқу хушзабон бошӣ
Доимо хурраму ҷавон бошӣ.
Ғолибо иллати касолати ту.
Тундхулқию сӯи ҳолати ту,
Танбалии қаму баколати ту
Сабаби ҷумлаи малолати ту.
Суъи ҳазм асту иллати меъда
Гӯямат мисли шайх бепарда:
«Мояи айши одамӣ шикам аст
То ба тадриҷ меравад чи ғам аст».
Як ҳакиме мувофиқи ташреҳ
Карда дар нутқи худ чунин тасреҳ:
Масали қалбу меъдаи инсон
Мусали киштии бухор бидон.
Чарх он гаҳ кунад ба хубӣ кор
Ки набошад хароб деги бухор.
Оташи дег агар зиёду кам аст
Алами чарх ғайри мунтазам аст.
Нохудо гар зи илми бархурдор
Нест киштӣ-намерасад ба канор.
То надонӣ асоси ҳифзи бадан
Набарӣ бар канора киштии тан.

Охири маҷлис, э рафиқи азиз
Бояд ин нуқтаро бигӯям низ:
Он ки аз умр мебарӣ лаззат
Ки бувад ҷисму ҷони ту роҳат.
Роҳати тан зи шустушӯй, бидон
Меҳнати одамист роҳати ҷон.
Пир ин ҷо намуд хатми камол,
Маҷлиси мо биёфт чунин хитом.
Сесаду бист буд баъди ҳазор
Ки рақам кард дониш ин ашъор.
То бувад ёдгор дар айём
Баҳри осоиши хитолу ином.

## ТАТАББӮЪ НАМУДАНИ ФАЙЁЗ БА ТАЪВИЗИ УНС

Илоҳи, э фалак, иқлими белодинг хароб ўлсун
Сиришкимдек дугулсун анҷуминг чашминг пуроб ўлсун.
Асосинг майдони ҳашри инқилоб ўлсун
Муҳит марказининг жавлонгаҳи ирсу калоб ўлсун.
Қирулсун меҳваринг, вазъинг камоли изтироб ўлсун
Кусуфа ўграсун меҳру маҳинг бе обутоб ўлсун.
Ҳаюлои вужудинг суратиндан инсилоб ўлсун
Насал ўлдунг ризо ул нозанин зери туроб ўлсун.
Беним дарду ғамим мумкинмидур шемди ҳисоб ўлсун.
Эшитдимким нигорим реҳлат этмиш дору дунҳёдин
Баним ҳам реҳлатим лозим ўлунди ушбу маъводин.

* * *

Кист бар рӯи замин ҳамчун ман овора бувад
В-ар бувад он ба фалак сабъаву сайёра бувад.
Кош ин умри талафгашта дигарбора бувад
Ин ҳама хоҳиши нафсест ки аммора бувад.

Боиси хун шудани ин дили садпора бувад,
Асари толеи дуни бечора бувад.
Эй, хуш он рӯз, ки будам бар рукӯву бар суҷуд
Ҳамчу зоҳиди дилам аз ишқи бутон ғофил буд.
Ногаҳам як бути зебо рухи умед намуд
Зи сарам донишу ақлу дилам аз даст рабуд.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеъи дуни мани бечора бувад.
Буд аз рӯз азал қисмати ин девона
Чу сурайёи фалак ақди чунон ҷонона.
Муддате чанд ба он моҳ шудам ҳамхона
Кард машшотаи маргаш сари умраш шона.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Ин ҳама толеъи дуни мани бечора бувад.
Чунки он моҳи фалак аз назарам шуд ғоиб
Нашуд аз ахтари сайёра ба ҷояш ноиб
Дошт ақлу хираду донишу рои соиб
Ба зану хона дигарбора нагаштам толиб.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеъи дуни мани бечора бувад.
Баъди ӯ ҳеҷ надидам ба ҷаҳон амсолаш
Сӯхт ҷонам ба хаёли рухи фаррухфолаш
Ба ҳамин дард манам меравам аз дунболаш
Доғи ман тоза кунад то ғами чандин солаш.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад,
Асари толеи дуни мани бечора бувад.
Сӯхт ҷонам зи ҷудоии чунон ёр басе
Бо чунин ҳоли мани зор напардост касе
На маро мӯнису ғамхор, на фарёдрасе
Ҳеҷ набувад ба дил аз кӯҳнаҷаҳонам ҳавасе.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни мани бечора бувад.
Сӯхт ҷонам зи ҷудоии чунон ёр басе,
Бо чунин ҳоли мани зор напардохт касе.

На маро мӯнису гамхор, на фарёдрасе,
Ҳеҷ набувад ба дил аз кӯҳначавонам ҳавасе.
Бе нишон рафту к-аз ӯ монд чу анқо номе
Баъд аз он гом ниҳодам ба раҳи нокомя
На маро сабре нишастан, на ба дил ороме
Андарин раҳ нашуд огоз маро анҷоме.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни мани бечора бувад.
Нест мумкин ки кунам шарҳи ғами ҳасрати вай
Бар сари кӯҳ ғамаш сад ғами дигар аз пай
Банд-бандам зи ғамаш гашт ҷудо ҳамчун вай,
Ба чунин ҳол надонам, ки бибошам то кай?
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Қисса ин буд, ки сар то сари ӯ дарду алам
Кардам изҳор ба як шахс чу аз шиддати ғам.
Гуфт бо синаи реши ту ниҳам марҳам,
Яъне дуррест, ки носуфта маро бо ту диҳам.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Аз азал буд чу тақдири худованди ҷаҳон,
Шуд маро духтаре он ақд ба кобини[1] гарон
Рӯзе, кай чанд маро умр ба ӯ шуд гузарон
Асари меҳру вафо ҳеҷ намебуд дар он.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Дидамаш духтараки саркаши тунду ҷоҳил
Падар аз духтараш аҳмақтари марди коҳил.
Шуд зироат ба замоне ки нахезад ҳосил
Чу хари боркашам пой фурӯ рафт ба гил.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Падараш буд ҷафопеша, ки чун ханҷари тез

---

[1] *Кобин-қалин додан ба тарафи арӯс*

Ҳамчу ҷаллод ки ба оқил ҳама дам дар истез
Дидам охир ки бувад роҳи наҷотам ба гурез.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Баъди чанде ба ман омад хабари мурдаи ӯ,
Ки аз ин дори ҷаҳон кард гузар он бадхӯ.
Ба замин бори гарон рафт аз ин гардани шӯ
Э хунук он ки зи олам бубарад номи накӯ.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Эй, ки аз ҷаври замон он ки ба ман ҳамдард аст
Донад он кас ки маро ранг чи боис зард аст?
Дилам аз неку бади мардуми олам сард аст
Даст бар домани ҳар кас ки задам номард аст.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Оқибат аз ватани хеш бирафтам ба Рум
Ҳамраҳам ду писарам дар паи таҳсили улум
Чу ба ҳар асри дигар қоидаву расму русум
Рафт мозию музореъ ҳамаро номаълум.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Арзи аҳвол ба султони замон аз дили хун
Бинвиштам ба иборати хушу хушмазмун
Он қасидаст, ки ёбӣ ту ба қофияи нун
Ки дар он ҷост маро қиссаи ин бахти забун.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.
Аз паи чораи ин дард давидам ҳар сӯ
Дидам охир, ки абас буд маро он тақупӯ.
Ғаму шодии ҷаҳонро бинҳодам як сӯ
Охируламр ба даргоҳи ту овардам рӯ.
Боиси хун шудани ин дили садпора бувад
Асари толеи дуни бечора бувад.

Хиром эттинг ўзнга ухламасдин хобӣ роҳатни
Анга таълим қилдинг илму одобу майишатни.
Кечирсун умр роҳат бирла то ким ул қалам қошим
Санинг ҳолинга раҳм этсун эгам, э қиз қариндошим.
Бувад волид мисоли боғбону гул бувад фарзанд
Ба боғи даҳр гулро боғбон бо гул кунад пайванд,
Туро пиндоштам – будӣ зани ҳушёру донишманд
Ту коре макунӣ имрӯз мардум бо ту механданд.
Санга дурри насиҳатларни сочдим ҳасби ҳолингдур
Сан андин хоҳ ибрат олгин, хоҳи малолингдур.
Эшитмас сан насиҳат, энди бўйнинга вуболингдур
Сан эй Файёз бас қил ҳайф бу нозу хайёлингдур.
Ки сўз ҳаддан ошиб кетди совуб қолди манинг ошим
Бу меҳнатларга, ё рабби, на бўлгай менга подошим!
Ту аз бас ноқисулақлӣ шавӣ сайди забун гирӣ
Диҳӣ он духтари зебои худро бо хари пире.
Шунидӣ духтарӣ мегуфт бо он пири кашмирӣ
Ки дар паҳлӯи ман аз ту чун пирӣ беҳ бувад тире.
Туро мӯи сафедат барф мо чун духтари ёшем
Ту ҳамчун оқшоқи судаву мо сахт чун мошем.

* * *

Гӯям ба ту нукта к-аз ӯ ор макун
Ҷуз лоиқи ҳоли ҳар касе кор макун.
Бо ҳар ки агар ҷаве ато месозӣ
Зинҳор ба ӯ бори се хар бор макун.

* * *

Баҳри алтофи хоҷа ҷӯш бизад
Ҷомае дод то ба зону буд.
Ваъдаи хоҷа буд хилъати нав
Магар он саҳв саҳви бону буд.

* * *

Чои хубе ки он ако Мирзо
Бандаро чанд моҳу сол бидод.
Лек ин дафъа банда дар назарат
Коҳ бинмуду ӯ пахол бидод.

* * *

Умрест мани ғамзада бошам ба азоб,
лекин чи чора?
Чу оби равон гузашт умрам ба шитоб,
кардам чу назора.
Ҷон ба рамақ расида бо ҷисми нозор,
гуфто ба видоъ
Шояд ки ба ҷӯи канда боз ояд об,
чун умри дубора.

* * *

Онҳо ки аз адам ба ҷаҳон раҳнамун шуданд
Вобастаи муҳаббати дунёи дун шуданд.
Дар корвони умр надиданд фурсате,
Бастанд рахти хеш аз ин ҷо барун шуданд.

* * *

Ҳар кор ки хом аст аз ӯ суд маҷӯ
Он ҳарф ки пухта нест-зинҳор магӯ.
Он кас ки барои об рафтаст ба ҳавз
Дидӣ ки ҳамеша солим овард субӯ?

* * *

Ҷонам ба раҳи ишки бутон гашт фидо,
Умрам ба паи байту ғазал гашт адо.
Сад шукр, ки девони тафайюз, Файёз
Пеш аз аҷал итмом шуд аз фазли худо.

* * *

Гуфтӣ, ки: чу ман ёри вафодоре нест
Бар рӯзи бадат чу ман мададгоре нест.
Зарбулмасале бувад, ки ёрист зи ёрон
Имрӯз зи ёрии ту осоре нест.

* * *

Шеъре ки дар ӯ файз набошад чи ҳузур?
Базме ки дар он бода набошад чи сурур?
Мақсудам аз он бодаи ашъор чи буд?
То лаҳзае аз ғами ҷаҳон бошам дур.

* * *

Ҳарчанд ки ман гирди ҷаҳон гардидам
Неку баду гарму сарди олам дидам.
Хубони ҷаҳон маро накарданд асир
Кардӣ ту асиру меҳри ту варзидам.

* * *

Бар неку бади аҳли ҷаҳон корам нест
Аз ҷаври замон бар дилам озоре нест.
Бар мардуми олам чи хушомад бикунам?
Ман Эсии сониам, хирад борам нест.

* * *

Имрӯз шиносам агар ман дояи худ
Резам ба қудумаш ҳама сармояи худ,
Зеро ки маро зи даст надоду бидод
Бар тарбиятам умри гаронмояи худ.

## ТАМСИЛ

Буд рӯбоҳи пиру пуртадбир
Ҳамчу золи фалак музаввар пир.
Ҳилаҳои ҷаҳон аз он монда
Дарси найранг сар ба сар хонда.

Дар дабистони ҳилаву найранг
Макрро зам намуда бо сад ранг.
Шер аз шарри ӯ биҷуста паноҳ
Гургро ҳиллааш бибурда зи роҳ.
Гург аз макри ӯ ба рӯи замин
Натавонист зистан эмин.
Ҳама аз макраш омаданд ба дод
Ба куҷо – то ба хонаи сайёд!
Чу ба сайёд қиссае гуфтанд
Дурри маънӣ ба хизматаш суфтанд.
То ки даме ба роҳи ӯ монад
Ҳила гар созад он ки дар монад.
Гуфт сайёд: ин ҳама хуб аст,
Он чи гуфтед айни матлуб аст.
Ман ҳам аз макру ҷаври ин рӯбоҳ
Бурдаем бо худои хеш паноҳ.
Доми уммеду меҳнати сайёд
Ҳама аз макри ӯст рафта ба бод.
Думбаҳо хӯрду доми ман бишкаст
Нест мумкин ки орамаш бар даст.
Лек аз баҳри илтиҷои шумо
Мениҳам боз рӯи бар саҳро.
Ҳар чи аз дасти ман ки меояд
Бикунам он чи бояду шояд.
Рафт сайёд дар паи рӯбоҳ
Дом бинҳод дар гузаргаҳи роҳ.
Аз тасодуф ба гардиши айём
Рафт рӯбоҳ бар сари он дом.
Дид, як думбаи тару тоза
Зуд бо гург бурд овоза.
Гуфт: к-эй гурги ҳорису хунрез
Чи нишасти, ки зудтар бархез!
Бо ту имрӯз ёр шуд иқбол
Ҳақ ато карда бо ту ризқи ҳалол.

Зуд биштоб, дар фалон води
Ки бувад думбаи худододе.
Гург рӯбоҳро бигуфт: чаро
Худ тановул намекунӣ онро?
Гуфт рӯбоҳ: рӯза доштаам
Бо ту аз он сабаб гузоштаам.
Думбаро чун ки гурги ҳорис дид
Яку якбора сӯи думба давид.
Чун ки бо думба гург якбора
Ҳамла карду чи дид бечора?
Хешро дид дар миёни бало
Гарданаш банд шуд ба мори ало.
Чун ки сайёд корвони замон
Доми худро ниҳода буд чунон.
Гардани гург банд шуд дар дом
Думба ҷасту фитод ба ду – се гом.
З-он нашуд майли он ба думбаву дом
Думба аз гург чун кӣ дур афтод
Рафт рӯбоҳу кард бахтикушод.
Гург гуфт: аз гуруснагӣ мурдӣ
«Рӯза ман» гуфта рӯзаро хӯрдӣ?
Гуфт рӯбоҳ: моҳро дидам,
З-он сабаб хӯрданаш раво дидам.
Гург гуфто, ки: бинамаш ман кай?
Гуфт рӯбоҳ: ҳаст мавсими дай.
Моҳи бурқаъ оразаш бикшод
Бинӣ он дам оядаш сайёд.
Гуфт: ман кай раҳо шавам, э дӯст
Гуфт: он дам ки барканандат пӯст.
Гурги бечора дасту по мезад.
Гуфт рӯбаҳ: ман ин ҳама кардам
Ки нашуд чора ҳеҷ бо дардам.
Гург монда бо чашми хунбораш
Рафт рӯбоҳ аз паи кораш.

Он яке ҳамчу гург бепарҳез
Хешро мезанад ба оташи тез.
В-он дигарро ту бинй чун рӯбоҳ
Бошад аз доми душманон огоҳ.
Чун ба Файёз чанд аз сайёд
Думба бинмуду домҳо бинҳод.

## МАРСИЯ ДАР БОРАИ ВАФОТИ ҲОҶЙ ҚӮЗИБОЙ

Он Ҳоҷй Қӯзибой, ки аз ин ҷаҳон бирафт
Сад ҷӯи хун дидаи ёрон равон бирафт.
Пур шуд ҷаҳон зи ҳасрати оҳи ҷаҳониён
К-он навҷавон надида ҷаҳон ҷавон бирафт.
Гетй надида аз чу ӯ покдомане
Чу пок омад аз адаму ҳамчунон бирафт.
Манишонда ҳеҷ гарди таъаллуқ ба доманаш
Ҳамчу Масеҳ аз ҳама доманкашон бирафт.
Сарбар назад ба ғайри ризоу вараъ аз ӯ
То он даме, ки аз дами покаш равон бирафт.
Чун бист сол хизмати пири замона кард
Э, дида хун бибор ки қутби ҷаҳон бирафт.
Кораш тамоми умр ба нақши ҷиҳод[1] буд?
Бо сад риёзат он шаҳи соҳибқирон бирафт.
Ӯ ба матои харду ҷаҳон пушти по бизад,
Бо ҳиммати баланд чу озодагон бирафт.
Бар худ ҳавоу ҳирси ҷаҳонро ҳаром кард
На дар ҳавою ину на дар банди он бирафт.
Наздаш чу молу мулку зару сими ин ҷаҳон
Нанмуда ними ҷав чу улуҳимматон бирафт.
Дар адлу рости чу алам буд дар ҷаҳон
Дар ҳаққи ӯ ҳазор-ҳазор имтиҳон бирафт.
Бар фавти ӯ таассуфи аҳли замин кам аст

[1] *Нақши ҷиҳод-дар ин ҷо ба маънои толеъ дар корзор будан*

Афсӯсҳо зи олами карру баён бирафт.
Борон гумон мабар, ки биборид дар баҳор
Ашкест он зи дидаи ҳафт осмон бирафт.
Нашнохтам пояи қадраш ба зиндагиш
К-он гавҳари ягона зи мо ройгон бирафт.
Олам сиёҳпӯш шуда бахри мотамаш
То ин хабар ба хиттаи[1] Ҳиндустон бирафт.
Он шамъи маҳфили ҳама аҳбоби як ҷиҳат
Маро чи рӯз ин ки чу вай аз миён бирафт.
Дилгир шуд зи олами сифлӣ чи руҳи ӯ
Бишнид арҷае ба ҷинон давон-давон бирафт.
Имон амону дин ба саломат аз ин ҷаҳон
Ин аст эътиқод, ки ҳамроҳи он бирафт.
Ҷони ҷаҳониён ту будӣ Хоҷӣ Қӯзибой
Олам ба мотами ту ки ҷони ҷаҳон бирафт.
Басти камар ба хизмати аҳбобҳо ба сидқ
Бо ту дуои хайр ба чандин забон бирафт.
Номи накӯи ту на танҳост бар замин
Билло, ки то малоикаи осмон бирафт.
Ё раб, ба ҳаққи ҳурмати хулқи накӯи ӯ
Раҳме бикун ба вай, ки аз ин хокдон бирафт.
Ё раб, ту ҷурми он ба ҷавонмардияш бубахш
Ҳотамсифат ба хизмати ҳар инсу ҷон бирафт.
Таърихи соли фавти вай аз нуқтадони ақл
Ҷустам чунин ишора аз он нуқтадон бирафт.
Аз дила рез обу ба таърихи ӯ бигӯй
Сад ҷӯи хун зи дидаи ёрон равон бирафт.
Таърихи дигараш нигарӣ гайри мониаш
Бо рӯи сурх ҷониби дорулҷинон бирафт.
Зебосабақ бигир зи таърихи дигараш
Он Ҳоҷӣ Қӯзибой, дарег, аз ҷаҳон бирафт.
Таърихи солисаш нигарӣ гайри мониаш
Бо рӯй сурх ҷониби дорулҷинон бирафт.

---
[1] *Хитта-мамлакат*

Таърихи робиаш ба адаб кардаам тамом
Рахме бикун бар-ӯ ки аз ин хокдон бирафт.
Файёзро зи ҳасрати он ёри гори худ
Наздик мурғи руҳаш аз ин ошён бирафт.

## ТАЪРИХИ ШАҲОДАТИ ТУҒРАЛ-ШОИРИ САМАРҚАНДӢ АЗ ТАБЪИ АБДУЛЛО ФАЙЁЗИ ХУҶАНДӢ

***(Ба тариқи марсия)***

Оҳ, аз ин дунё ҳасрат хонаи ҳамчун сароб
Монд аз он Одаму Кайхисраву Афросиёб.
Чашм во кун ҷому ҷамъ Миръоти Искандар чи шуд?
Хушк лаб рафтан з-ин дунё ба чашмони пуроб.
Ин ҷаҳон монанди шатранҷ аст-чашмат боз кун,
Бозии онро мабин бо чашмҳои нимхоб.
Бигзарад шодии дунё нешу нӯшаш дар қафост,
Меҳри ӯ беқаҳру лутфаш ҳам набошад беитоб.
Риштаи сози муҳаббатҳош дар қонуни умр
Ҳамчу тори анкабуте мекашад бар рӯи об.
Ногаҳон боди аҷал ин ҷумларо барҳам занад
Буд андар рӯи об инҳо ҳама ҳамчун ҳубоб.
То тавонӣ дар ҷаҳон бо ҳеҷ кас улфат магир
Мешавад ин ҷони ширин аз фироқаш дар азоб.
Хоҳ шоир бошадам монанди Туграл хушсухан
К-аз даҳонаш чун садаф резад агар дурри хушоб.
Дил ба фазлу донишу фаҳму расои ӯ мабанд
Баъди фавташ дил чунон сӯзад, ки мегардад кабоб.
Ҳамчунон Туғрал, ки ӯ мебуд аз аҳбоби ман
З-ин ҷаҳон ӯ рафту ман мондам ба ин ҳоли хароб.
Ҳусни гуфтораш зи партавҳои фазли Бедил аст
Иқтибоси нур чун маҳ кард ӯ з-он офтоб.
Шоирӣ бисёр дидам, лек монандаш набуд
Дар балеҳа дар миёни шоирон ҳозирҷавоб.

Дар фироқаш ҳеҷ поёнӣ надорад ҳасратам
Гар нависам ҳамчунон девони ӯ гардад китоб.
Ҳеҷ н-омад раҳми ӯ бо дидаи хунбори ман
Рафт з-ин олам маро бигзошт танҳо дар азоб.
Давлати азми насибаш шуд шаҳодат ёфт ӯ
Ҷои ӯ Фирдавси аъло гашт бо ҳукми китоб.
Соли таърихи вафоташ аз хирад ҷустам-бигуфт:
«Ҳайфи Туғралро» ба таърихи вафоташ кун ҳисоб.[1]

## ТАЪРИХИ ДИГАР ҶИҲАТИ ШАҲОДАТИ ТУҒРАЛ АЗ ФАЙЁЗ

Ду боло шуд зи саҳбои шаҳодат
Ба базми ҷовидонӣ кайфи Туғрал
Хирад фармуд бо Файёз: баргӯ
Ба таърихи вафоташ: «ҳайф Туғрал».

## ДАР ТАЪРИХИ МАСҶИДИ НАВИ ЭШОНИ ТОҶХОН ДАР ШАҲРИ АВЛИЁ-ОТА

Ба масҷид рафтам аз баҳри тамошо
Ҳамон ҷо кардам ин таърих иншо:
Эрур инсон дарахту мевасидур хайри эҳсони
Насиб этгон қулиға холиқ лойиқ кўрар они.
Жаҳон молини яғмолиғ илан умрин тамом айлаб
Ўзи емас, бировга бермагай одамни нодони.
Кими дунҳёга бир осори хайре қоллириб кетди
Бошидин айланиб бўлгил ўшал оқилни қурбони.
Иноят бўлди ҳақдин пири комил эҳтимомидан
Бино бўлди бу масжид, лек боис ҳиммати бонӣ.
Анинг бир икки-уч, тўрт-беш маротиб инженер бузди

---

[1] *1337 ҳиҷрӣ-соли вафоти Туғрал*

Ки юз лак тангатинг нобуд қилди-сўзин осони.
Бу охирги бино алҳол эрур олтинчи таъмири
Ки дунё кетди лак-лак хайр бўлсин ишни поёни.
Асоси салди Искандардин ортиқ бўлди мустаҳкам
Фано дунё фано бўлгонда ҳам бул бўлмагай фони.
Эни етти самак пуштига то ким зўри меҳнатдин
Фалак томидин ўтди иртифои кохи айвони.
Аниг тарҳидин ибрат олди ал-Ҳумрони тарроҳи
Аниг нақшига ожиз қолди юз Беҳзод илан Моний.
Сафои хонақои файзбахшин файз бобинда
Мисоли масжиди Ақсо десам йўқ зарра ялгони.
Ҳавои руҳафзосидин обидлар бу масжидда
Қилур кайфу сафо ҳосил ки роҳатлар топар жони.
Тамоми умр таҳрир айласа Файёзнинг килки
Мунинг васфинг тамом этмоққа бўлмас ҳеж имкони.
Савол этдим хираддан, деди таърихини итмоми:
Тамоми масжиди аълои эшон лутфи субҳони.

* * *

Дилнишин чун хулди рангин баҳри хосони замон
Сохт меҳмонхона Абдуллоҷони тарҷумон.
Шуд зи таърихаш хирад масъул аз рўи дуо
Гуфт: «бодо зулфараҳ маъвои Абдуллоҷон».

## ТАЪРИХИ МЕҲМОНХОНАИ МИРЗОБАҲОДУР

Ҳақ таолло кори ҳар касро кунад чун пешрав
Ў ба дониш мебарад аз ҳамгинони худ гарав
Аз камоли ҳиммати Мирзобаҳодурхон нигар,
Гашт меҳмонхонаи олӣ чунин таъмири нав.
Соли таърихи бинояшро чунин Файёз гуфт:
«Бо Баҳодурхон муборак бод ин маъвои нав».

* * *

Умри Файёзи ҳазин ҳаштод шуд,
Дар ҳақиқат бошад ин фазли худой.
Аз ҳавоси хамса мепурсӣ агар
Ҳамдулиллоҳ панҷи он ҳам ҷобаҷой.
Панҷи дигар ҳам зи алтофаш салим
Ақлу фаҳму донишу тадбиру рой.
Лек инсон пир шуд ҳирсаш ҷавон
Мешавад тули амал занҷири пой.
Гарчи фарзанди писар бисёр дошт,
Боз хам як духтаре чуст аз худой.
Орзу ба даргохаш шуд мустачоб,
Дод хак як духтаре фархатфазой.
Мешавад зоҳир магар афтодааст,
Бар сари ӯ сояи боли Ҳумой.
Дар ду олам бахту давлат тавъам аст
Аз атои холиқи ҳарду Сарой.
Исми таърихи валодатро шавад
Хизри тавфиқи ҳидоят раҳнамой.
Гӯш бар овоз будам, ногаҳон:
Ҳотифе гуфто: «бигӯ Ғуфронаой».

## ТАЪРИХИ ҲОФИЗ

Чароғи аҳли маънӣ Хоҷа Ҳофиз
Ки шамъе буд аз нури таҷалло.
Чу дар хоки Мусалло гашт мадфун
Бувад таърихаш аз хоки Мусалло.

## ТАЪРИХИ ВАФОТИ АБӮАЛӢ СИНО

Самадулҳақ Абӯалӣ Сино
Дар шаҷеъ омад аз Адам ба вуҷуд.

* * *

Рафтам ба ҷои мӯҳташами тумтароқнок
Овард як пиёбаву яке нони қоқнок.
Гуфтам қасидааш ба талофии ӯ маро
Як ҷомае бидод, ки сесад ямоқнок.

* * *

Яке ғарбачаи қавлаш дурӯғу беҳаёю пушт
Зи ман сад сӯм бигрифту ба додан з-интизорӣ куштт.
Бале он маблағ аз шахси дигар ман зоминаш будам
Барои он аз он кас бар сарам хӯрдам ҳазорон мушт.

* * *

Ба Маҳмудҷон намудам қатрае аз қулзуми айбаш
Бирезам обрӯи ӯ ба рӯяш, беҳ ки аз ғайбаш.
Ба бад аслон накӯӣ мекунад ҳар кас бад-он монад
Ки гӯё марди оқил мор парвардаст дар ҷайбаш.

## ҲАЧВ

Дар Самарқанд буд қаллобе
Асли ӯ пирсиёну шуд бобӣ.
Кору бораш фиребу найранг аст
Дили ӯ сахттар зи сад санг аст.
Ҳар касеро ки кор фармояд
Ваъдаҳои дурӯғ бинмояд.
Ваъадаашро на як вафоӣ бувад
Ба дурӯғаш на интиҳоӣ бувад.

* * *

Кунӣ то чанд нақди умрро дар имтиҳон исроф
Ки шуд якчанд нақди умри ман дар имтиҳон исроф.

# ШИКВА

Худоё, эй сипеҳри бесукун дору забун кардӣ
Қавӣ пушти камонат бишканад, ҳам ҳамчу нун кардӣ.
Маро ҳамчун шафақ дар хун нишондӣ-гарқи хун кардӣ
Зи ҷабрат ҷоми айшам сарнагун шуд, сарнагун кардӣ.
Мисоли рӯзгори вожгунам вожгун кардӣ
Надонам то куҷоҳо инчунин зӯрозмун кардӣ.
Ба марги он нигори нозанин розӣ ту чун кардӣ?
Чу ман дар фурсати он моҳ бесабру сукун кардӣ.
Маҳмадниёз охуни доно, ки муддате
Дар гулистони фазл чу гул дошт рангу бӯ.
Покизахулқу нексириишту шукуфтатабъ,
Донишписанду покхисолу ҳамидахӯ.
Аз рӯи сидқ бо уламо буд ҳамнишаст
Дар субҳу шом бо Фузало дошт гуфтугӯ.
Мебудаш аз худой умеде ки то диҳад
Фарзанди босаодату поки хуҷистарӯ.
Ҳақ дод он чи матлаби ӯ буд дар замон
Гардид хуррамму ҳосил муроди ӯ,
Бинмуд аз хирад паи таърих ҷустуҷӯ.
Гуфто: Хуҷастирӯ писари нозанин ки ӯст
Таърих дар валодати ӯ ҳам Хуҷистарӯ.

* * *

Арзам ба Асирӣ[1] ки зи ҳамдардон аст
Аз қадр надонистани номардон аст.
Мамдӯҳ ба мо диҳӣ ба талофии қасоид,
Як чома бидодаст, ки рӯгардон аст.

* * *

Нӯши равон савол зи Бузурҷмеҳр кард:
Боре бигӯ ки бо чӣ тавонам шинохт дӯст?

---

[1] *Асирӣ-тахаллусаш Тошхоҷа эшон, шоири машҳури Хуҷандӣ, ки Абдулло Файёзи Хуҷандӣ ин рубоиро навиштааст*

Гуфто: ҳар он ки дасти ту гирад ба рӯзи бад
Қадраш шинос қимати ӯ, дон ки дӯст ӯст.

* * *

Ҳайф эрмиш ки билмаса қадрин
К-эндининг рутбасин дури шаҳвор.
Душса гар жавҳарини махзанина
Ортирор анга ҳар замон миқдор.

## НИЗОМӢ

Набинӣ марди хаста то намирад
Умед аз зиндагонӣ бад нагирад.

## ФАЙЁЗ

На аз ман буд ин мӯъҷаз каломе
Магар лутфест аз руҳи Низомӣ.

## НИЗОМӢ

Маро низ дар бувад дасти намоён
В-агар не, дар дуо дасте кушоям.
Харидорон ҳама санганду маънихои эҳҷоз
Замон хоҳӣ кашид эҳ боз.

* * *

Расидаӣ ба лаби гӯр-качравӣ бигзор
Нагашта рост ба сӯрох печ мор рафт.
Ҳарчанд пиру хастадилу нотавон шудам
Он дам ки ёди рӯи ту кардам ҷавон шудам.
(Хуҷандӣ, 1347 Ҳиҷрӣ).

* * *

То ки ин осмон бувад боқӣ
Номи ӯ дар ҷаҳон бувад боқӣ.
Бахтёре касе бувад ба ҷаҳон
Сар кунад кори хайру буд ҷавон.

То шавад пир созад анчомаш
Лутфи ҳақ шуд расад ба итмомаш.
Лек чу ман касе ки пиру назор
Умри каммонда дошту серкор.
Бахт ёрӣ кунад-тамом шавад
Ва на савдои хом хом шавад.
Умр бо кори ӯ вафо накунад
Лек ин аст одати даврон
Одамӣ хоҳ пиру хоҳ ҷавон
Кас нагардад зи зиндагӣ навмед
Чиқмаган ҷондин айламишлар умед.
Гарчи ман пиру нотавону назор
Бигрифтам ба худ раҳи душвор.
Ман куҷову куҷост назми китоб
Такҳяам бо муфаттиҳул абвоб.
Ки таваккал ба фазли ҳақ бошад
Кори пирон бад-ин насақ бошад
Корам аз ақл гарчи бошад дур
Чи кунам-ишқ мекунад маҷбур.
Он қадар хоҳам аз худои ҷаҳон
Ки диҳад марг мӯҳлатам чандон.
Ба қалам орам ин фасонаи нағз
Бурун орам зи пӯст ҳамчун мағз.
То ки олам бар-ин қарор бувад
Ӯ зи Файёз ёдгор бувад.

# МУНДАРИЧА

ISBN 978-99947-50-92-4




# АШЪОРИ ШОИРИ ҲУНАРМАНД МИРЗОАБДУЛЛОҲИ ФАЙЁЗ

Тартибдиҳандагон Саид Марофиев
Сабоҳат Марофиева
Муҳаррири техникӣ Набиҷон Юлдошев

Ба матбаа 20.11.2008 супорида шуд.
Ба чопаш 02.12.2008 имзо шуд. Формат 60х84/16.
Ҷузъи чопи 12,75. Гарнитураи хуруф “TAJIKAN”
Теъдод 100. Супориши № 13. Нархаш шартномавӣ.

*Ширкати полиграфии ҶДММ “Хуросон-офсет”*
*шаҳри Хуҷанд, кӯчаи 50-солагии СССР, 18*
*телефон +992(3422) 2-72-86*